ББК 84 (09)
С-28

***Ин китоб бо дастгирии Президенти Ҷумҳурии Тоҷикистон мӯҳтарам Эмомалӣ Шарифович Раҳмонов ба табъ расидааст.***

Мураттиб ***Кароматулло Олимов***

Муҳаррир ***Сайидалӣ Маъмур***

С-28 ***Ҳаким Саноӣ***. **Осори мунтахаб**. Ҷилди 2. — Душанбе: «Адиб», 2004. 296 саҳ.

Дар ҷилди дуюм намунаҳо аз қасоид, ғазалиёт ва маснавиҳои Ҳаким Саноӣ дохил шудааст.

Ҳаким Саноӣ устоди замон буд ва ба бисёр суханварони асрҳои минбаъда таъсир расонд.

Умедворем ин ҷилдро низ чун ҷилди аввал хуш қабул мекунед.

**С $\frac{4702541020\text{-}62}{\text{М } 503}$ -2004**

# МУҚАДДИМАИ ҲАКИМ САНОӢ БА ДЕВОНИ АШЪОРИ ХУД

Сипос ва ситоиш мубдеъерост, ки сухани пок ва сухандону сухангӯйиро ибдоъ кард ва ҳамду мадҳ мухтареъросг, ки ба партави нури ин ду шариф сурат ва мояро ихтироъ кард. Нигоргари вуҷудро ва он табиати куллӣ, ба воситаи ин сурат ва моя биҷунбонид. Нигорпазири вуҷудро ва он ҷисми аъзам бувад дар се буъд тӯл ва арз ва умқ ҷилвагар кард. Ва пас аз сухандони кул иллати даҳр хост ва аз сухангӯёни пок иллати замон. Баъди он ҳафт падари улвиро ва чаҳор модари сифлиро танқият кард. Ва пас ба васоити ин ҳафту чаҳор се навъ фарзанд дар зери ин гунбадхона тарбият кард. Чун сад ҳазор олам аз он ахасс маволидро аз хадри ғайб ва ҳазори амр ба саҳро овард ва он ҷавҳари инсон буд. Ва пас аз барои тақвият ва танқият пешбари он нозанин, ки дар машима «аввал ул-фикру охир ул амал» буданд, сад ҳазорон парда овехт миёни эшон ва миёни калимат-ул-ҳақ. Пас дафтари лоуболӣ ва «қад халақакум атваран» (Худо шуморо ба гунаҳои мухталиф офарид сураи Нӯҳ, 13)* бар эшон хонд, то миёни ҷамоли «ва нафахат фиҳи мин руҳи» (Ва дамид дар он аз руҳи худ) (15, 29) ва камоли «руҳан мин амрина» (Рӯҳ аз амри худо аст) (42, 52) ҳоҷизе аз ҳудус ва ҳоиле аз хуруф бисохт ва чаҳор мартабаи нафсро дар чаҳор даргоҳи табоеъ боздошт.

Аввал нафси рӯянда ва он шаҳвонӣ аст, дуввум, нафси ҷӯянда ва он ҳайвонӣ аст, сеюм нафси гӯянда ва он инсонӣ ва чаҳорум нафси шӯянда ва он раббонӣ аст. Ва миёни ин равандагони илоҳӣ мадориҷ ва маориҷи номутаноҳӣ сохт. Муаккид ин оят, ки «Унзур кайфа фазално баъзаҳум ала баъзи» (Бинигар, ки чи гуна баъзеяшонро бар баъзеи дигар

---

* Рақами аввал ишора ба сураи Қуръон ва рақами дуюм оят.

бартарӣ ниҳодаем) (17,22) то баъзе соликон аз нақши нафс даргузаштанд ва ҳаммоли ҷамоли калима шуданд ва баъзе асбон асбоб бисохтанд ва тохтанд. Ва чун алиф, ки ҳеҷ надорад, аз он хат хитобашон наёмад, то онҳо, ки дар зери пардаи сурат монда буданд, ҳодис ва мӯҳдас гуфтанд онҳо, ки мисқалаи зоҳир бар қидам доштанд, қидами ҳуруфро гумон бурданд. Ва он сухани пок худ муҳит бар азал ва мудрик бар абад. Онҳо, ки вароӣ ҳиҷоб буданд ва он улуввул азми анбиё буданд, бо нури калима муттаҳид шуданд. Ва онҳо, ки дар наззораи ҷамоли он мухаддирот пардашон рақиқтар омад ва он аҳли таҳқиқ ва авлиё буданд, аз нури калима иқтибос мекарданд. Ва онҳо, ки аз паси пардаи ранг ба ранг дар нақши парда наззора мекарданд, он шуаро буданд. Анбиёро ҷамол аз олами калима айни ӯ омад ва авлиёро маҷол дар майдони нутқ сифати ӯ. Сурати он ҳама яке, валекин се ба ҳукми восита. Аз ин тарабхонаи қидам сифуҳум насиби малик ва анбиё карда ва миёна насиби асфиё ва авлиё дод. Ва ба охир қисми ҳукамо ва шуаро, ки эшон аз он хулқонҳо остин буданд ва аз он осмонҳо замин. Ва чун дар суннати киром ин буд, ки: ва ли арзи мин каъсал киром насиба, эшонро аз он ҷуръа бебахш накарданд, то ин ҳукамои шуаро ба таҷаррӯъи ҷуръаи эшон умри сонӣ ва зикри боқӣ ба даст оварданд. Чунонки аввал аз сухани пок пайдо омадаанд, ба сухани пок бозгарданд, то минҳу бадаъа ва илайҳи яъуд дуруст ояд. Пас ба тарбияти анбиё ва тақвияти авлиё ҳоҷат бувад, ки атфол буданд ва нотамомонро доягон боянд ва бемӯнисонро ҳамсоягон, то ба муроот ва мадади эшон тамом раванд то ба олами камол нақис нараванд ва таънаи «камо халақнаку аввала маррат» (6,94) нашнаванд. Аз он ки худ мударрики биниш ва муҳаррики офариниш хабар додааст, ки <u>«Изо мата ибни Одаму янқатиъу амалаҳу илло ан салоса:</u> садоқата-л-ҷория, ва илму янтфеъу биҳ-ин-носи ва валада солеҳат ядаъу лаҳу баъда-л-мавти». "Вақте инсон

мемирад амали ӯ танҳо ба се чиз қатъ мегардад: садоқати ҷорӣ, илме, ки аз он ба мардум суде ҳаст ва тавлиди фарзанди солеҳ, ки баъди мавт ӯро мехоҳанд". Маънии хабар чунон бошад, ки чун ҷавҳари одамизодро аз либоси обу хок муҷаррад кунанд ва панҷ ҷулуси нафсонии ӯро дар зиндони одам маҳбус кунанд ва чаҳормехи ҷисмониашро ба чаҳор маъдан боз фиристанд, хокашро ба хок расонанд, аммо покаш ҳанӯз ба пок нарасида бошад. Буки мавқуфи зоде ва маркабе монда бошад, ки дасташ аз ҳама дастовезҳо кӯтоҳ карда бошанд, магар аз се чиз: садақаи ҷория ё хоне ороста, ки мадади қувват ва қути ихвон бошад ва илми янтафеъ биҳи ё нуре нокоста, ки дар зулмоти ҳудус ӯро ва дигаронро чашму чароғи ҷон бошад. Ва валади солеҳ ядаъу лаҳу баъда мавтиҳи ё вакили даре, ки руйшиноси хиттаи амон ва имон бошад.

Рӯзе ман, ки Маҷдуд ибни Одам Саноиям дар маҷду санои ин каламот нигоҳ кардам, худро на аз он маҷди ҷисмӣ дидам ва на аз он санои қисмӣ. Ва дар ин хазина мутолиот кардам, на ҷонро аз ин хазина хазинае дидам ва на ҷисмро аз ин хирмангоҳ коҳу барге ёфтам, коҳдони ҷонам ба ҷӯш омад ва ҷисм дар хурӯш. Гуфтам: «Эй дареғо, ки буроқе, ки сухани покро ба олами пок расонад, ҷонам аз он пиёда аст, гӯ ин, ки <u>«Илайҳи ясъад-ул-калам-ут таийиб вал амал-ус-солеҳ ярфаъуҳ» (35,19).</u>

Ва офтобе, ки ҷавоҳири ғайбро ба ҷон намояд, ҷон аз он нобино, муаккиди ин ки «ман амила солиҳан мин закарин ав унсо ва <u>ҳува муъминун фалануҳиййанаҳу ҳаётан таййибата»</u> (Ҳар зану марде, ки кори некӯ анҷом диҳад, агар имон оварда бошад, зиндагии хушу покизае ба ӯ хоҳем дод) (16,97). Азбас ин фикрат заҳмат кард ва ин молихулиё истило овард то чунон шудам, ки аз ин савдо саводи дидаам сапедкорӣ бар даст гирифт ва баёзи субҳам сиёҳдарӣ пеша карда. Чун ин ҳам ба ғоят бирасид ва ин ғамам ба ниҳоят ҳаме, нобевасони

муфаррач ҳаме ва муфаррахи ғаме, аз дари давлатхонаи ҷони ман даромад. Аз ин бахшандаи бахшояндаи чашмаи ҳайвони дилҳо мурда равзаи унси ҷонҳои пажмурда, исмаш ҳамсифати зоташ-Аҳмад, бахташ ҳамноми падараш-Масъуд. Ӯ сафӣ ва аразаш мусаффо, ӯ муставорӣ ва макраматаш муставфо. Он мӯътақиди мани доъӣ аз роҳи сидқ ва он мутааҳҳиди ман даст аз сари ҳизқ, ҳараса аллоҳу руҳаҳу ва тоба сабуҳаҳу, (рӯҳи ӯро оллоҳ нигоҳ медорад ва сабӯҳи вай хуш мегардад, дар он дам чун маро шикаста, баста ва хоста дид, садафи марворид бишкофт, аз он чӣ донист, ки дил шамидаи рамидаи тапидаро ба марворид дартавон ёфт, аз шоҳроҳи гӯш даҳони ҷонам пурмарворид кард. Пас гуфт: «Бадрангат ва дилтангат ҳамебинам. Ту онӣ, ки ҳама нақшҳои шайтониро рӯйсиёҳ кардаӣ, ин бадрангӣ аз чист? Ва ҳама музоҳимони ҳайвониро чаҳормех кардаӣ, ин дилтангӣ аз кист?» Ман ӯро аз ҳирмон дақиқае худ аз маънии ин хабар ҳабар кардам ва гуфтам: «Ҷои бадрангӣ ва дилтангӣ ҳаст, ки аз ин се дастовез, ки вакил дар офариниш иршод кардааст, пас аз вафот дастам аз ин сармоя кӯтоҳ аст, то лоҷарам маҳруми ҳарду сарой шуда ва бо ин ҳама роҳи дарози махуф дар пеш ва ситонандаи сармоя дар роҳ. Метарсам, ки набояд, ки он замон, ки гашти замон бар чаҳор арконам чаҳор такбир кунад ва қомати умрам бар дари дарвозаи қиёмат бикашанд, чун маро аз ин се вакил дар якӣ набошад, дар ҳазрати Якӣ бесармоя ва пироя монам, он ғамхори ман чун шароб, на ҷигархори ман чун сароб». Ин моҷаро чун аз ман бишнид, барои тафарруъ ва тасаллият маро дари шаробхонаи рӯҳ бикушод ва ҷоми ҷами роҳи рӯҳ дардод, пас маро гуфт, ки аввал як асар аз осори валинеъмати махлуқот ва сайиди коинот ва хоҷаи мавчудот бигӯям. Гуфтам: «Биёр!» Гуфт: «Бидон, ки рӯзе султони шариат ва бурҳони ҳақиқат ва қаҳрамони тариқат аз камоли футувват ва болиши нубувват пушт вогузошта буд, бингарист, тоифаеро дид аз мухаддироти

ашрофи муҳозир ва кадбонувони содоти ансор даромаданд ва шарти таҳият ба ҷой оварданд. Пас рӯй сӯи катбонуи қиёмат Фотимаи Заҳро карданд, ва гуфтанд, ки «Эй ҷигаргӯшаи Мустафо ва эй гӯшаи дили Муртазо!»

*Наҳну фи маҷлиси унса бика таҳқиқи маҷоза*
*Кад насҷуна ал-унса субан фатафаззал битараза.*

Меҳтарро гуфтанд: Ё расулаллоҳ, даъватаст, рӯйпӯшидагони руасо ва ашроф ҷамъанд, ин чашму чароғро дастур бош, то маҷлисафрӯзӣ кунад. Ва ин гавҳари покро бифирист, то воситаи қалодаи он маҳфил бошад. Ва он навуди гаронҷомаҳои фазфоз пӯшида ва домани фахр бар замини танаъум кашон. Валекин чи суд, ки дар он ҷомаҳошон ду бахя набуд. Чун он Фотима, он чӣ буд, гуруснагӣ ва бараҳнагӣ. Хоҷа дастураш дод. Он сайидаи занон дар падар нигарист, бигрист ва гуфт: «Бобо, чандин гаҳест ман шолаке бар сар дорам ва он чодаре, ки ба чанд ҷой аз барги дарахти хурмо дарбеҳ дар додаам, ба дасти Шамъуни ҷуҳуд гараваст». Меҳтари кавнайн ва хоҷаи нақлайн гуфт: «Эй чашму чароғ, лобуд бибояд рафтан, ки ҳазрати мо ҳазрати навмед кардан нест. Кадбону ҷаҳон бар ҳукми фармон, хоҷаи замину осмон бирафт дар он маҷмаъ ва сад ҳазор-ҳазор араҷи ташвир бар асорири ҷабини мубораки ӯ нишаста ва машк, машк ашк меборид. Чун он навбати даъват ба охир расид ва сайидаи нисвон ба ҳуҷра боз омад, гуфт: «Эй меҳтар, ин некӯ бошад, ки ҷигаргӯшаи хешро ба хирмангоҳе фиристӣ, ки ҳанӯз хӯшаи «ҳамият-уҷ-ҷоҳилия» (таассуби ҷоҳилӣ) (48,26) мечинанд ва чашму чароғи хешро ба анҷумани фирӯзоне, ки ҳанӯз лофи «ҳатта зуртум ул-мақобир» (ҳатто ба гӯрҳо расидед) (102,2) мезананд. Меҳтари олам сараш дар канор гирифт ва бар пешонияш бӯса дод ва гуфт: «Ҷони падар, на бемодарӣ чунин бошад».

Пайғамбарбачагонро бад-ин бутаҳо полоянд. Меҳтари олам ҳанӯз дар ин ҳадис буд, ки ҳафифи қаводим ва хавофии Ҷабраил омад. Бар ҷои асари ваҳӣ бар доираи ҷамолаш шӯъла зад. Дар Фотима нигарист ва гуфт: Ҳей, ин дилтангӣ чарост? Боре аз он чодарпушон напурсӣ, то чи ҷома доштанд ва ту чи ҷома доштӣ. Гуфт: «Занонро бихон ва бипурс». Бихонд ва бипурсид. Гуфтанд: Чунон буд, ки чун он замон, ки ин хотуни офариниш он маҷмаъро ҷамол дод, ҳамаи назорачиён дар ӯ мутаҳаййир шуданд ва ҳама пӯшидагон пеши ӯ бараҳна намуданд, ин зан бо он зан мегуфт: «Чӣ гӯйӣ ин қасаб дар кадом вилоят бофтаанд». Он инро мегуфт, ки ин тироз аз кадом тирозхона берун оварданд. Инат чобукдаст устоде ва инат чобукангушт аламгаре, ки чунин алам донад кард. Инат чолокҳаракати мутарзе, ки чунин тироз кашад, ки «Иннамо юридуллоҳу лиюзҳиба анкуму ар-риҷса аҳла л-байти» (Эй аҳли байт, худо мехоҳад палидиро аз Шумо дур кунад ва Шуморо пок дорад.) (33,33). Гуфт: Эй-бобо, чаро ба ман нанамудӣ, то ман низ шод шудаме. Гуфт: Эй азизи падар, зебогии худ дар он бувад, ки дари ту пӯшида бувад ва ту намедидӣ лаъмрии ин сахттан дурусткорӣ аст. Ва равшанрӯзгоре, ки инчунин дар парда парваранд якеро, валекин ин фатом Фотимаро мусаллам бувад, ки ӯро ба дасти иқтидо берун наёварда буданд. Аммо касе, ки муқтидо шуд дар ҳунаре ҳунаре ва илме, ӯро ин мусаллам нест. Чунон бошад, ки ин хилъат дар ӯ пӯшида бошад, аммо бар ӯ пӯшида набошад, то он мутааддӣ бошад, на лозим. Эй, ки то акнун хештанро аз он урён мешиносӣ аз ҷомахонаи азал дар ту пӯшидаанд, валекин бар ту пӯшидааст, он хабар нашнидаӣ, ки «Изо арада-оллоҳу биабди хайр-ул-ҳубби инна яро асаруҳу алайҳи». Вақте оллоҳ хост ба бандааш аз муҳаббаташ хайр намояд, вай дар ҳақиқат таъсири худро нисбати вай дид бояд, ки пайваста ҷилвагари хилъати илоҳӣ бошӣ ва шокири мавҳибатҳои номутаноҳӣ. Аммо он хабар,

ки мегуфтӣ ва маънияш бар худ менуҳуфтӣ «Изо мота ибни Одама янқатаъу амалаҳу илла ан салоса». (Вақте инсон мемирад амали вай ба ҷуз ин дар се чиз қатъ мегардад): мақсуд ашёи мавҷудот. Мегӯяд, ки чун салосили чаҳор унсури як муваҳҳидро бикушоянд ва панҷ дари ҷонашро дар банданд, ҳамаи тоҷу давоҷи ҳаллу ақдаш барбод диҳанд, магар се чиз: аввал садақаи ҷория. Ин нукта, эй ҳаким, ёд дорӣ? Он ишорат чаро фаромӯш кардӣ, ки ҳам ноқиди коинот гуфтааст: Куллу маъруфа садақат ва мин-ал маъруфи Инна талаққо ахока биваҷҳи талақ… Гуфт: На ҳама садақа он бошад, ки ноне пеши лати анбоне ниҳӣ ё нафояе ба дасти бесармояе диҳӣ. Ба сидқтар садақа ва бериётар мезбоне он бошад, ки тамошоҷои озодагонро хуррам дорӣ ва бӯстони рӯй пеши дӯстони кӯй тоза дорӣ ва ин тафаррағу мин дулукин фи анои ахика ҷигари тафтаи раҳрафтаеро бинӣ, ӯро соқӣ кунӣ ва они хеш дар боқӣ. Ғизое, ки баъд аз ӯ азӣ таваллуд кунад, он гаронҷонӣ бошад.

**Ва мезбонии рост он бошад, ки з-ӯ манният бошад,** на миннат. Таъвили ин насс танзили: қавлун маъруфун ва мағфиратун хайрун мин садақатин ятбаъуҳо азо» (Гуфтори некӯ ва бахшоиш беҳтар аз садақает аст, ки озоре ба дунбол дошта бошад (2,265).

Пас, агар сурати садақа эшон доранд, сидқу маънии садақа ту дорӣ. Агар эшон хони нон пеши ихвон ниҳоданд, ту хони ҷон пеши арвоҳ ниҳодаӣ ва ҳар соат масеҳвора ин даъват барои даъвати муште гурусна дар забонат руста, ки унзила алайна моидатан мин ас-самои (Барои мо хӯрдание аз осмон бифирист) (5,114). Пас хонпояи рӯҳонӣ дар меҳмонхонаи ҷисмонӣ ту сахт кардӣ ва малъун ман акала ваҳдаҳу бар нафси ҳайвонӣ ту мехонӣ ва муқовамат ба тавфиқи диёнӣ бар нафси шаҳвонӣ ва бо хасоили шайтонӣ ту мекунӣ ва хосу оми инсониро аз меҳмонхонаи мусалмонӣ ба эҳсони раббонӣ ва инъоми субҳонӣ ба ҳаққи мизбонӣ ом ту мекунӣ. Он гоҳ гӯӣ,

ки аз садақаи ҷория маҳрумам. Фааммо он дигаре, ки гуфтӣ, ки илми янтафеъ биҳи илме, ки аз ӯ нафъ гиранд, машшотае чун об, на чун оина, ки аз барои айшустан бошад, на аз барои айб ҷустан. Илми нофеъ он бошад, ки аз коҳилӣ ва сустӣ ба нишот ва тандурустӣ расонад, на аз нопокӣ ба бебокӣ. Дар ҷумла чун об ва оина бошад, они эшон бад-эшон намояд ва худ дар миён на. Ва агар худ дар миён бошад, он буди ӯ ҳам сатҳи обро сиёҳ кунад ва ҳам рӯи оинаро ба занг табоҳ. Илм, ки гӯянд ҳиҷоб гарданд, ин бошад, ки ҳастӣ ва пиндошти эшон пардаи нури илми эшон гашта бошад. Аз ин ҷо буд, ки табиби малакут аз ин иллати ҷисмонӣ эҳтимо фармуд ва аз ин ақоқири шайтонӣ эҳтироз, ки <u>наузу биллоҳи мин илми лоянфаъ</u> (Худо аз илми бенафъ нигоҳ дорад). Ва сарҳанг дари ӯ ин парда бардошт: <u>Рабу олами қутила ҷаҳлуҳу ва илмуҳу маъаҳу лоянфаъ. (Худои олам ҷаҳл ва илми бенафъи ҳамроҳи онро нобуд мекунад).</u>

Пас, чун илми нофеъ он бошад, ки нафъи он ом бошад, на хос асари он мутааддӣ бошад, на лозим. Нигоҳ кардам, ин илм усул нест, ки илми усул он гоҳ, ки бовусул бувад, худ фузул аст. Ва бо сиёсати иқболи мо <u>ва мо қадару л-лоҳа ҳаққа қадриҳи ва таъзим накарданд худоро чунончи сазои таъзим ӯ бошад.</u> Мегӯянд: худо бар ҳеҷ инсоне чизе нозил накардааст, худоро ончунон, ки дархури ӯст, нашнохтаанд (6,92). Номақбули дигар илми калом аст. Донӣ, ки илми калом чист? Пойбанди кому ном ва дом. Шубҳатҳои ом бо тӯҳмати <u>«ман такаллама тазандақа»</u> (оне, ки сухан мегӯяд, зиндиқе аст хом), бо нуқтаи он бузург, ки мегӯяд дар каломе, ки <u>ал-милод заиф ул-иснод</u>. Дигар илми ҳисоб аст. Аммо берун аз ҳоҷати шаръ ҳиҷобаст. Шоғилу ҳақоиқ аст ва пардаи дақоиқ. Дигар илми нуҷум, ки он ба изофат бо онҳо илми тахминӣ аст. Ӯ бо ин дабдаба, ки <u>«ман саддақа коҳинан ав мунаҷҷиман фақад куфр»</u>, (он чи ки коин ё муназзим ба он бовар доранд, аллакай

курра аст, тухми бединӣ аст). Пас, пайдо бувад, ки дар саҳрои синаи мушге ноганҷ ганҷи илмиро чи ганҷ бувад.

Ҳама аз булаҷабии нафс одамро ба истионати ниқоб нақши шайтонӣ сохта ва сифати шайтониро ба вақохат исми инсонӣ дода ва ҳаргиз овози мавкаби ҳақиқат ба шохроҳи гӯшашон фурӯ нашуда. Ҳаргиз гарде аз ҷодаи ҷуд бар лӯъбати дидаи эшон нонишаста, ба истироқи самъе, ки аз покони осмон кунанд, лақаби хеш сурӯш карда. Ба сояи хеш, ки пасу пеши офтоб дида, қади кӯтоҳи худ фаромӯш карда. Рӯзи кӯрони рубъи маскунро ба ишроқи ҷамоли хуршед чи кор?! Пошнашикофтагони рустои ҷаҳлро бо садафшикофони дарёи илм чӣ шуғл?!

Он ҳама тамвеҳот ва таҳвилот ва мавҳумот ва мазнуноти эшон ҳам бар қусури эшон мақсур аст. Пас маълум шуд, ки он илм аз ҳикмати шаръ парвардаи хотири отири туст, ки ба ҳама атрофу акнофи олам машҳур аст. Инак илми янтафеъ биҳи аз бисоти саро то сурайё, аз аввали мартабати марҷон то охири маолими ҷон, кист, ки аз иншоди он боманфаат наянд. Он кӣ на ҷумҳур фақат ва мулоқот аз зоҳири мақолоти ту ҳасби хеш касб мекунанд ва кофаи садиқон ва ошиқон аз рамзу ишороти ӯ ҷонро мизбонӣ мекунанд ва гала-гала арбоби қиёс ва занн аз рангу иборати он пироя ва сармоя месозанд, рама-рама раоёи Аббос Дабас аз роҳи ин ҳадя кадя мекунанд. Шерзодагони одамро аз он тарбият ва мотамзадагони оламро аз он таслият ва дардзадагони шавқро аз он тақвият. Ва ҳаромзодагони аҳдро аз он таъзият ва бемордилони ҳаворо аз он таҳният. Нафистар сармояе аз ганҷхонаи ақл ва гаронмоятарин пирояе аз маолими нафс хайри касир ба башорати илоҳӣ сармояи ту: <u>Ва ман йуътал ҳикмата фақад ути хайран касиран</u> (Ва ба ҳар кӣ ҳикмат дода шуда, некии фаровон дода шуда) (2,272).

Ҷавоҳири рӯҳонӣ ба ишорати набавӣ пирояи ту: <u>«Инна мин-аш-шеъри ҳикма»</u>. Инчунин шарбатҳо нӯш мекунӣ, он

гоҳ шукри ҳаққи ӯро фаромӯш мекунӣ. Ту худ надонистаӣ аз он се маволид, ки натоиҷи ин ҳафту чаҳоранд, одамӣ зодагони ихтиёранд. Аз ин се хат, ки маъодину наботу ҳайвон аст, ғараз ва мақсуд инсон аст. Баҳри он ки ӯро ҷони тарафҷӯй аст ва нафси сухангӯй, эшонро қабои бақо пӯшонид. Тирозаш ин ки «Ва лақад каррамно бани Одама» (Ва мо фарзандони Одамро каромат бахшидем) (17,72). Дар фанои фаношон бар ҳайвонот амир гардонид ва нишонаш ин ки «Ҳувал лази халақа лакум мо фи-л арзи ҷамиан» (оне, ки барои Шумо дар замин тамоми чизро офарид). Боз аз эшон тоифаеро аз асомӣ ба маонӣ расонид ва заҳи оби ҳикматҳои мавзун аз даруни эшон бикушод, то эшон чунонки хостанд дар мулки калима ба ҷид ва ҳазл бар қазияти саҷият тасарруфе мекарданд. Ва гушоди номае аз девони ваҳм ва хаёл бофта буданд, чун мутасаррифи олами кавну фасод он аморати тасарруфи калимот дар эшон бидид, мири миронашон лақаб дод бад-ин ташриф, ки «аш-шуароу умароул каломи» шоирон амирони сухананд. Гуфт: «Агар инсон аз қишри сухан амири ҳайвонанд, шумо аз лубоби сухан амири инсонед». Он гоҳ дар бӯтаи идрок ҳақи дар ботил омехтаро аз якдигар дур кард, некро ҷилва кард ва гуфт: «Аъто-аш-шоира мин барил-волидайн». Ба шоир аз некии волидайн дода шудааст ва бадро расво кард ва гуфт: «Аш-шеъру мазомир-ул-иблис». Пас, хирмани тахаййюл ва таҳқиқ мутолиат кард, гоҳ «ва-ш-шуароу яттабиъуҳум ул-ғовуна» (Ва гумроҳон аз паи шоирон мераванд.) (26,224)-ро аз донаи «иллал-лазина омону» (Магар ононе, ки имон оварданд) (26,227) ҷудо кард ва парвардагони гулшани тақдисро дар майдони мин табъйиз тоҷи тансис бар сар ниҳод, ки «ва инна мин аш-шеър ли ҳикмат ва дар ҳақиқат аз шеър ба ҳикмат мулаввинони гулхан талбиеро бад-ӯ кори ду тозиёнаи «лиан ямтали ҷавфа аҳадакум қайҳан ҳатто яроҳу хайрун лаҳу ман ан ямтали шеъран» эшонро хоксори ду ҷаҳон гардонид ва

бад-ин ишорат фармуд, ки «ихсу фи вучух-ул-мадохин ат-туроба», (бо рӯи маддоҳон хок бипошед) то ҳар жожхой ва ҳарзадирой даъвии умароул каломӣ накунад. Ки ин ташрифи мусаллам шоири мусалламрост, на фозиру золимро. Ва он шоири мусаллам туӣ, барои он ки ин дурҳо, ки ту дар ин дурҷ дарҷ кардаӣ садафкушоёни азал донанд. Ва ин шакарҳо, ки дар ин қамтарҳо ҳикмати ту таъбия карда, шукргарони абад шиносанд.

Ва дигар қисми сеюм аз он хабар, ки гуфтӣ: Ва валадун солеҳун ядъу лаҳу баъда мавтаҳу». (Ва фарзанди солеҳ баъди мавти ӯ дар ҳаққи вай дуои хайр мекунад) ин худ ба дин хислати махсус туӣ. Аз бораи он ки фарзандоне, ки фарри зиндагонӣ бошанд, фарзандони туанд. Кадом фарзанд зод аз арҳоми таволуд ва таносул хилофтар аз фарзандони ту. Ва кадом дилбанд рӯй намуд аз машимаи кавну фасод бо шарафтар аз дилбандони ту. Аз рӯзгори Аббоси Ҷунуд, ки муаллиме буд, то аҳди ту, ки муаллимзодаӣ, киро дидаӣ чу фарзандони хеш некбахт ва бисёррахт ва сазои тахт?! Ҳама бар зурваи фалаки аъзам сокин, ҳама аз суруфи рӯзгор эмин чаро? Зеро ки офтоберо, ки шарафи ӯ аз шарафи арш бошад, заҳмати кусуф рӯи ӯ сиёҳ натвонад кард. Ва гавҳаре, ки аз кони кунфакон зояд, садамоти истиҳолот таркиби ӯро аз ҳам фурӯ натвонад овард. Ва валади солеҳ инчунин фарзандон бошанд, ки ҷавҳари басит тарбият пазируфта бошанд, на аз иҷлоли мураккаб таркиб пазируфта. Фарзанди шоирон сухани шоирон бувад ва дар ин маънӣ устоди бостон ин дастон задаст ва ин гавҳар суфта:

*Надорад майл фарзона ба фарзанду ба зан ҳаргиз,*
*Бибуррад насли ин ҳар ду, набуррад насли фарзона.*

❁ ❁ ❁

*Вой, дарего, ки хирадмандро*
*Бошад фарзанду хирадманд не*
*В-ар чи адаб дораду дониш падар,*
*Ҳосили мерос ба фарзанд не.*

Падарро чӣ гуноҳ чун фарзанд беҳосил бошад. Пас, фарзанди суратӣ бештар сабаби олоиши дудмон бошад, ки «иннамо амволукум ва авлодукум фитна» (Ва якинан бидонед, ки молҳои Шумо ва фарзандони Шумо василаи озмоиши шумоянд) (8,28). Аммо фарзанди фитратӣ ва фитнатӣ ва фикратӣ сабаби ороиши хонумон бошад, ки лиллоҳи канзун таҳт ал-арши мафотиҳа алсинату ш-шуаро» (ба Худо, ки хазинаест дар зери арш, ки калиди он забони шуаро аст).

Аммо чи фоида аз он моида, агар чи зодагони ту лӯълӯи шаҳворанд, аммо аз ҳифзу калоити чун ту садаф нобархурдоранд. Эй офокаллоҳ, фарзандоне, ки мадад аз қуваи шоҳвонӣ доранд, оқилон дар тақвияти эшон теғ мебардоранд. Пас, озодагоне, ки моддат аз ҷунбиши рӯҳонӣ доранд, оқилон аз тарбияти эшон сипар чаро афкананд. Дорандагоне, ки пухтагони дами рӯҳуллоҳ бошанд, эшонро фурӯ гузоштан хомӣ бошад. Нигоридагоне, ки андом аз ақли кул ёфтаанд, аъзои эшон аз ҳам фурӯ гушодан беандомӣ бошад. Ҷонфазоёне, ки сабаби дастёри ҳаёти ту бошанд осон-осон аз эшон пай берун натвон ниҳод. Дилрабоёне, ки мадади пойдории исми ту бошанд, хайри хаййир даст аз эшон натвон дошт. Дилхоҳеро, ки мураббии чун ту кариме бошад дурри ятими ӯро чи бояд, ятим монад. Сипоҳеро, ки муқаввии чун ту ҳакиме бошад, сипаҳсолори беёри ӯ чи воҷиб кунад, ки бе ёр бувад. Ончандон дурри ятимро дар дасти муште харзифурӯш ятим карда ва ончандон ғариби хушрӯйро аз роҳи ғарибшуморон

овора кардаӣ то гоҳи соҳибғаразе тапончашон занад ва гаҳи соҳибиллатӣ ҷаъдашон кунад. Арӯсоне, ки ҳаҷлаи арбоби илоҳиро шоянд дар ҳуҷраи арбоби малоҳӣ монда ва гавҳарҳое, ки малики мулконро зебад дар силки асҳоб-ул-ҷароб вал меҳроб кашида, то ки барначинӣ. Ва ӯ низ ба дурӯғ он каламоти заринро аз рӯи қаллобӣ дар сурати миси сурх бар нобиноён роиҷ мекунад ва кас на, ки дасти он қаллоб ба ҳисобот бибурад. Ва гоҳе самое аз сами ҷаҳл некӯии ӯ мебарад. Ва ҳозике на, ки аз роҳи шафқат тарёқе мезад. Гаҳи шарвонӣ аз рӯи шарирӣ ӯро шарёне медиҳад: Озодае на, ки ин гавҳари покро аз ин пайкар бираҳонад. Гаҳ шеър бе он хушрӯёни шеър тобишро чун шеъри хеш мениҳад. Ва ҷавонмарде на, ки ӯро аз ин лус ва нохушӣ наҷот диҳад. Ҳаллоҷе сафедкор рӯи ин дарандагон сиёҳ мекунад ва ғаюре на, ки ӯро ба сафари об тӯшае дар анбон ниҳад. Инчунин муште солусе нокаси данг, тиҳинафси пурҳаваси ҳарзанӯйи бидъатҷӯй, суннатшӯй, номусӣ, солӯсӣ, афсӯсӣ, пурхиёнат, бесиёнат, бедиёнат, ҳама дил зилл ва сар шарр ва ҷасад ҳасад ва ақд ҳақд ин чандин карим ва каримаро чун қибтиёни Фиръавн мар бани Исроилро асир карда. Ва ту асои калимӣ дар гӯшаи хона ниҳодаӣ, мӯҳри бемеҳрӣ бар лаб задаӣ ва гӯши ҳуш гум кардаӣ!

Ин аз ту афозил написандад ва ин сустиро ҳаргиз ба ҷое наниҳанд. Инчунин тавоне аз мардуми тавоно, содоти аср ва кофаи ашроф ва ҷумҳури афозил бар гаронҷонӣ ниҳанд, на бар таносонӣ. Ва ин коҳилӣ бар ғофилӣ ҳамл кунанд, на бар оқилӣ ва некӯ гуфтааст Мутанаббӣ:

*Ва лам арфӣ Айюб ун-нос шайъан*
*Ка нақс ул-қодирин алат-тамом.*

Пас, чун ҳол бар ин ҷумла аст, аз дафтари коҳилӣ ин масал пеши чашми ҷисм маёр, ки «ал-касалу аҳло минал-асали» каҳилӣ аз асал лазизтараст). Ва аз лавҳи маҳфузи ақл

ин нуқта дар гӯши ҳуш хон, ки «ал-коҳилӣ дарест аз зиндиқа касалу бобун мин аз-зиндиқати». Аз қафаси офият берун чаҳ ва оқибатро банд бар неҳ, ки «ман тафаккара фил авоқиби лам яшаҷъун». Ва он ятимони рӯй шахударо аз оби зиндагонӣ рӯй бишӯй. Ва он арӯсони зулфбишӯлидаро ба шонаи рӯҳонӣ ҷаъд бинишон. Баъзеро Арслони хоси Идрис махон, баъзеро бо боткини ом Иблис. Ки «ал-адл мизон ур-раҳмону ва-л ҷавр микёл уш-шайтон» (адл тарозуи худой аст ва ҷавр ченаки шайтон).

Баъзеро дар гулшани ҳифз ҷилва макун ва қавлеро дар гулхани нисён расво. Он фармоне, ки аз садри набувват содир гаштааст, камари имтисол барбанд, ки «сувво авлодукум фи атийяти». Гуфт: зодагони шумо додагони Ҳақанд, ҳамаро чун ҷирми Парвин пушт дар пушт доред, чун пайкари дупайкар рӯй дар рӯй. Чун чунин фармудаст, пас, он оинаи ҷонҳоро чун дандонаи шона якеон дор ва он суҳони дилҳоро чун дандонаи арраи яктеғ. Он раҳмҳои буридаро бипайванд, то моддати муддати умри ту гардад, ки «силат ур-раҳми тазаййаду фи-л-умр» василаи раҳм умрро дароз мекунад.

Ҳусни аҳд бар он маҳҷурони ҳифз тоза кун, то сабаби ҳамтавилагии имони ту гардад, ки «инна ҳусн ал аҳди мин-ал-имон» дар ҳақиқат ҳусни аҳд аз имон аст. Он гавҳарҳои парокандаро дар як иқд ақд кун. Ва он динорҳои қуроза шударо дар як бӯта накд кун, ки агар накди зодагони насли машруъаст, накди фарзандони ақл ҳам номамнуъ аст.

Чун асӯси ҷони ман аз гуфти ӯ ин пироя барбаст, ман аз роҳи ноз ниёзро салоҳи худ сохтам. Баҳонаи хона ва дона овардам. Узри тааззури ҷомаву ҷом гуфтам, ки бе ясоре ва чаҳордеворе ин хидмат муяссар нашавад:

*Ин фасл чу бишнид зи ман даст ба бар зад,*
*Сад раҳмати аллоҳ бар он дасту бар он бар.*

Ҳаме дасти қабул ва иқбол бар синаи муборак зад. Дарҳол аз баҳри дафъи беинсофӣ зимистонро офтобкадае бар осмони ҳиммат бифармуд, то бисохтанд. В-з баҳри сипар теғи тобистонро фармон дод, то соябоне бар офтоби гарм барбастанд. В-аз баҳри ғизо бар Мекоил, ки Мекоили арзоқ ба дасти ӯст, хати роиз навишт. В-аз барои либос аз ҷомахонаи иффат ва офият бустонвари хилъати зимистонӣ ва тобистонӣ дар ман пӯшонид. Ва харҷи роҳ, ки чарх он такаффул натавонист кард, ӯ такаффул кард.

Дар ҷумла, ҳар мазоҳим, ки хотирро аз он нубуввате хоста буд ҳамаи заҳматҳо барбаст сӯи ҷон ва ҳар дилкушое, ки ҷонро аз он таслияте тавонист буд, ҳамаро роҳ бикушод сӯи дил. Онаш гӯям, ки он мустанеъи раббонӣ гуфт: «Ва истинаатука линафси» ва туро барои нафси ман тайёр кардааст. Ва он мукаллими раҳмонӣ, ки «ва калламаллоҳу Мусо таклиман» (Ва Худо бо Мӯсо сухан гуфт) (4,164) дар муноҷоти худ гуфт: «Илоҳи тафатил билоду ва ҷарабат-илибоду ва анта хайрун-минал кулли» худои ман кишварҳоро оид ва бандагонро санҷид ва ту беҳтарин аз ҳама ҳастӣ. Ин бад-он гуфтам, ки аз кофаи халқ ман ӯро чун номи ӯ Аҳмад ёфтам. Ва ӯ маро чун номи хоҷаи хеш масъудбахт кард. Дар ҷумла он садд боқӣ бодо! Дар ҷонбозӣ ва дилнамудагӣ ҳеҷ дар боқӣ накард. Ч-иш гӯям, ҷуз он ки устод Фаррухӣ гуфтааст дар ҳақи мамдӯҳи худ:

*Ҳар чӣ нигарам қиссаи ман бо карами ӯ,*
*Чун қиссаи он ушттуру моҳ асту аробӣ.*

Он чу ҳамноми худ адимулмисл ва он чу номи падари хеш масъудбахт, чун ҷони озоди маро ба хулқ банда кард ва маро ба қабули худ хурсанд кард. Ман низ ҷони худро шод

кардам ва ин қатъа иншо ва иншод кардам дар ҳасби ҳоли худ ва номи ӯ дар охири қитъа ёд кардам. Қитъа:

*Гар чу теша аз қибали тӯшаву тарош*
*Ҳаргиз набудаам на тамаъро на бешаро.*
*В-арчи зи захми тешаи ман баҳри як хилол*
*Ҳаргиз набуд ранҷ дарахтони бешаро.*
*В-арчанд пеш аз ин сари ман зери теша буд,*
*Он-кӯ ҳаме зи шӯшаи зар сохт решаро,*
*Лекин кунун зи бас карамаш зери тешаам*
*Хоҷа раис Аҳмади Масъуди Тешаро.*

Акнун аз боиси ин зертешагӣ поси ишорату ӯ доштам, он маврӯзрӯёнро, ки назоҳати ҷони поки ӯро боистанд, онро дар як шабистон фиристодам. Ва он чолокон, ки хидмати дили ӯро шоистанд, бар як утба ҷамъ кардам ва ташбибе бар ин насақ таҳрир кардам ва тартибе бар ин ниҳод бинҳодам. Ва бипардохтам ин китобро бар ин ташбиб ва тартиб бар қазияти ишорати он савоби салби савобталаб, он қабили давлат ва қоили ҳикмат, қиблаи иқбол ва каъбаи омол, хоҷаи ҳушёр ва меҳтари бедор. Офият ба он оқибатбин, ҳақоиқхони дақоиқбин, ҳикматниюши ҳақшинос, сухангузори маонитироз. Борӣ, изза исмуҳу, ӯро аз ҳаёт ва маро аз бақои ӯ мумтеъ дород! Ва ҳамчунон ки ин мондаи осмонӣ ба вуҷуди ҷуди ӯ ороста гашт, ҳар лаҳза фоидаи раббонӣ ба ҷон ва ҷоҳи ӯ пайвастабод! То ҷаҳду тавфиқ ҳамтавилаанд, ҳамчунин муваффақаш дор бар ҷилва кардани илм ва ҳикмат, бар ҷилва кардани асҳоби ҳақ ва ҳақиқат, бар тафҳим ва таъзими арбоби завқ ва тариқат. Омин, раббулоламин валҳамду ало минна ва афзола вас салота ало набийиҳи Муҳаммад ва олиҳи.

# АЗ ҚАСОИД ВА ҒАЗАЛИЁТ

## ДАР БАЁНИ ИСТИҒНОИ МАЪШУҚИ ЛОЯЗОЛ ВА ШАВҚИ АРБОБИ ҲОЛ ФАРМОЯД

Эй, дар дили муштоқон аз ишқи ту тӯфонҳо
В-аз ҳуҷҷати бечунӣ дар сунъи ту бурҳонҳо.
Дар зоти латифи ту ҳайрон шуда фикратҳо,
Бар илми қадими ту пайдо шуда пинҳонҳо.
Дар баҳри камоли ту ноқис шуда комилҳо,
Дар айни қабули ту комил шуда нуқсонҳо.
Дар синаи ҳар маънӣ бифрӯхта оташҳо,
Бар дидаи ҳар даъвӣ бардӯхта пайконҳо.
Бар соҳати об аз каф пардохта мафрашҳо,
Бар рӯи ҳаво аз дуд афрохта айвонҳо.
Аз нур дар он айвон бифрӯхта анҷумҳо
В-аз об бар ин мафраш бингошта алвонҳо.
Мастони ту аз шавқат дар кӯи ту саргардон,
Аз халқ ҷудо гашта хурсанд ба хулқонҳо.
Аз сӯзи ҷигар чашме чун ҳуққаи гавҳарҳо
В-аз оташи дил оҳе чун риштаи марҷонҳо.
Дар роҳи ризои ту қурбон шуда ҷон, в-онгаҳ
Дар пардаи қурби ту зинда шуда қурбонҳо.
Аз риштаи ҷонбозӣ бардӯхта доманҳо,
Дар мотами бебокӣ бидрида гиребонҳо.
Дар кӯи ту чун ояд, он кас, ки ҳамебинад
Дар гирди сари кӯят аз нафс биёбонҳо.
Бас хуш бувад он вақте, к-аз сӯзи дил аз шавқат
Дар роҳи ту мекоранд аз дида гулистонҳо.
Эй пойгаҳи амрат, сармояи дарвешон
В-эй дастгаҳи наҳйат пирояи хазлонҳо.
Сад тири бало паррон бар мо зи ҳар атрофе,

Мо ҷумла бипӯшида аз меҳри ту хафтонҳо.
Бе ришвату бе биме бар кофару бар мӯъмин
Ҳар рӯз барафшонӣ аз лутф ту эҳсонҳо.
Майдони ризои ту пургарди ғаму меҳнат,
Мо рӯфта аз дида он гард зи майдонҳо.
Дар арсаи майдонат пардохта дар хидмат,
Гӯи фалакӣ бурда қад карда чу чавгонҳо.
Аз нафс ҷудо гашта дар маҷлиси ҷонбозӣ,
Бар тораки бенақшӣ фармуда дилафшонҳо.
Ҳаққо, ки фурӯ н-ояд бе шавқи ту роҳатҳо,
Валлаҳ, ки накӯ н-ояд бе илми ту дастонҳо.
Гоҳи талаб аз шавқат бифганда ҳама динҳо,
Вақти саҳар аз бомат бардошта алҳонҳо.
Чун фазли ту шуд нозир, чӣ бок зи бебокӣ,
Чун зикри ту шуд зоҳир, чӣ бим зи нисёнҳо.
Гар дур ато бахшӣ, он ки садафаш дилҳо
В-ар тир бало борӣ, инак ҳадафаш ҷонҳо.
Эй карда давобахшӣ лутфи ту ба ҳар дарде,
Ман дарди ту мехоҳам дур аз ҳама дармонҳо.
Лутфи ту ҳамебояд, чӣ фоида аз гиря,
Фазли ту ҳамебояд, чӣ суд зи афғонҳо.
Мо ғарқаи исёнем, бахшанда туӣ, ё раб,
Аз афв ниҳӣ тоҷе бар тораки нисёнҳо.
Бисёр гунаҳ кардем, он буд қазои ту,
Шояд, ки ба мо бахшӣ аз рӯи карам онҳо.
Кай ном куҳан гардад Маҷдуд Саноиро,
Нав-нав чу ҳамесозад дар васфи ту девонҳо.

❁ ❁ ❁

Эй азал, доя буда ҷони туро,
В-эй хирад, моя дода кони туро.
Эй ҷаҳон, карда остин пурҷон,
Аз паи наср остини туро.

Солҳо баҳри унс Рӯҳулқудс
Булбулӣ карда бӯстони туро.
Шуста аз оби зиндагонӣ рӯҳ
Аз паи фитна арғувони туро.
Карда эзид зи корхонаи ақл
Сирату хӯю табъу сони туро.
Тирҳои яқин ба шогирдӣ
Чун камон буда мар гумони туро.
Карда бар рӯи офтоби фалак
Нақши дастону достони туро.
Нури рӯй аз сиёҳии мӯят
Карда маъзул посбони туро!
Аз барои хумори мастонат
Нӯшдон карда бӯсадони туро.
Аз буруни тани ту битвон дид
Аз латифӣ даруни ҷони туро.
Пардадорӣ бидод гӯи табъ
Аз паи мағз устухони туро.
Аз наҳифӣ ҳаме набинад ҳеҷ
Чашми сар сурати даҳони туро.
Аз латифӣ ҳаме наёбад боз
Чашми сар сирати ниҳони туро.
Дар миён аст ҳар киро ҳастист,
Аз паи нестӣ миёни туро.
Ҳеҷ боке мадор, гар раҳ нест
Он камоншакл абрувони туро.
З-он ки тири фалак ҳаме ҳар дам
Зеҳ кунад дар сано камони туро.
То чӣ сон давлати раҳо карда
Нотавон наргиси тавони туро.
З-он ду то Исию ду то бемор
Шарм н-ояд ҳаме равони туро.
Аз паи чӣ муолиҷат накунанд

Он ду Исӣ ду нотавони туро.
Эй вафо ҳамъинон анои туро
В-эй бақо, ҳамнишин нишони туро.
Н-офарид офаридгор магар
Ҷуз зиёни маро забони туро.
Чанд зери лабам диҳӣ дашном,
То бубандам миён зиёни туро.
Мебад-он ориям, ки бархезам
Бӯсаборон кунам лабони туро.
Чанд бимам диҳӣ ба захми синон,
Кай гузорам бад-ин инони туро.
Ту синон тез кун, ки аз дилу чашм
Шуд Саноӣ сипар синони туро.

❁ ❁ ❁

Соқиё май деҳ, ки ҷуз май нашканад парҳезро,
То замоне гум кунам ин зӯҳди рангомезро.
Мулкати Оли бани Одам надорад қимате,
Хоки раҳ бояд шумурдан давлати Парвизро.
Дини зардуштию оини қаландар чанд, чанд?!
Тӯша бояд сохтан мар роҳи ҷономезро.
Ҳар чӣ асбоб аст оташ дарзану хуррам нишин,
Риндию нодоштӣ беҳ рӯзи растохезро.
Зоҳидону муслеҳон мар нузҳати фирдавсро
В-ин гурӯҳи лоуболӣ ҷони ишқангезро.
Соқиё, занҷири мушкинро зи раҳ бардор зуд,
Бар рухи зардам неҳ он ёқути шакаррезро.
Гар шаби васлат намояд, мар шаби меъроҷро
Нек монад рӯзи ҳаҷрат рӯзи растохезро.
Шарбати васли ту монад навбаҳори тозаро,
Зарбати ҳаҷри ту монад зулфиқори тезро.
Аҳли даъвиро муссалам бод ҷаннотун наим,
Ратл мебояд дамодам масти бегаҳхезро.

Ҷони мо майрову қолаб хокрову дил туро
В-ин сари пурзиллату тазвир теғи тезро.

✽ ✽ ✽

Зоти румӣ маҳрам омад покдил карбосро,
Имтиҳон воҷиб наёмад суфтани алмосро.
Ту камони ростиро бишканӣ дар зери зеҳ,
Тири мақсуди ту кай бинад рухи Барҷосро.
Мавҷи дарё кай расад дар авҷи дарёи Хазар,
Дар биёбон роҳ камтар гум кунад Илёсро.
Гар ҳаворо меначӯӣ, кӯҳнаро кафшер кун,
Донаҳоро менасангӣ, санг барзан тосро.
Аз якӣ рав, эй ахӣ, пеши раёсат меравӣ
В-аз дигар сӯ, эй валӣ, мепарварӣ ревосро.
Бармахандон бар дурар оби рухи лаблобро,
Бармагирён бар хирад чашми сари Севосро.
Аз барои покбозӣ чок бар зан пиларо
В-аз барои хокбозӣ хок бар зан посро.
То гаронҳанҷар шавӣ, дар савмаи таҳқиқ бош,
Чун сабуксартар шавӣ, лоҳавла кун ханносро.
Гар ки ту ҳамчун Сикандар садд ҳамесозӣ чи суд?
Чун Сикандар ҳар замон дар сина кун аҳвосро.
Бебасар чун наргис андар базми ноаҳлон машав,
Рутбати мардум набошад мардуми аҷбосро.
Рӯйи он дорӣ, ки аз Барбар биёрӣ як замон
Он гурӯҳи бад, ки ғорат мекунанд анфосро.
Рангразро гар камоли ҷаҳду ҷидд бошад равост,
Ки ба кӯшиш муддате аҳмар кунад алмосро.
Чун замонӣ медиҳӣ, дар ҳаққи худ машҳур деҳ
В-он чи собит мекунад ҳуҷҷат бувад қиртосро.
Аз барои киштанӣ меканд бинӣ пойро
В-аз барои хӯшадуздӣ тез дорӣ тосро.

То тиҳӣ бошӣ ба пеши пурдилон холӣ мабош,
Оташ афзоӣ, чу холӣ мекашӣ дастосро.

## МИН ЛАТОИФА АНВОРУҲУ

Дардеҳ, писаро, маи мураввақро
Ёрони мувофиқи муваффақро.
З-он май, ки чу оҳи ошиқон аз тафф
Ангишт кунад бар об заврақро.
З-он май, ки кунад зи шўъла пуроташ
Ин гунбади хонаи муаллақро.
Ҳин, хезу зи акси бода гулгун кун,
Ин асби саворхори аблақро.
Дар зери лагад бикўб чун мардон
Ин торуми барқпўши азрақро.
Гаҳ соқӣ бошу гаҳ ҳарифӣ кун,
Тартиб фурў гузору равнақро.
Як дам хуш бош, то чи хоҳӣ кард
Ин зўҳди музаввири музайақро.
Як раҳ ба ду бода даст кўтаҳ кун
Ин ақли дарозқадди аҳмақро.
Бинмой ба зиракони девона
Аз мусҳафи ботил ояти ҳақро.
Бар лола мазан зи чашм сунбулро,
Бар писта манеҳ зи ноз финдақро.
Берун шав аз дурангу ин соат
Ҳамранги ҳарир кун ситабрақро.
Машкан ба тамаъ маро ту, эй мумсик,
Чунонки Ҷарир мар Фараздақро.
Гар тамъи миёнтиҳӣ се ҳарф омад,
Чор аст миёнтиҳӣ мутаввақро.
Дар тахтаи аввал ар бинанвиштӣ

Бе шакли ҳуруф илми мутлақро.
Кам рон боре, ки дар дувум тахта
Чун насх кунӣ хати муҳаққақро.
Дар мавзеъи хушдилону муштоқон
Мавзӯъ фурӯ гузорад муштақро.
Шеъри тари мутлақи Саноӣ хон,
Оташ дарзан ҳадиси муғлақро.

## ВА АЙЗАН ЛАҲУ

Хез, эй дил, зин барафган маркаби таҳвилро,
Вақф кун бар нокасон ин олами таътилро.
Пок дор аз хатти маънӣ ҳарфи рангу бӯйро,
Маҳв кун аз лавҳи даъвӣ нақши қолу қилро.
Андар ин сафҳои маънӣ дурри маъниро маҷӯй,
З-он ки дар сурно наёбӣ нуфхи Исрофилро.
Кай кунад бардошт дарё дар биёбони хирад,
Новдони боми гулхан сели рӯди Нилро.
Дасти Иброҳим бояд бар сари кӯи вафо,
То набуррад теғи буррон ҳалқи Исмоилро.
Мард чун Исии Марям бояд андар роҳи сидқ,
То бидонад қадри оёту ҳуруф, Инҷилро.
Дар шаби торе куҷо бинад нишони пои мӯр,
Он кӣ ӯ дар рӯзи равшан ҳам набинад пилро.
Ҳар касе бар тахти мулкат кай тавонад ёфтан
Ҳамчу гесӯи арӯсон дастаи занбилро.
Аз бурунсӯ равғанӣ ту суд кай дорад туро,
Чун дарунсӯзӣ набошад заррае қандилро.
Хезу акнун хез, к-он соат басе ҳасрат хурӣ,
Чун бубинӣ бар сари худ теғи Азроилро.

# ДАР ТАВҲИД

Ороcт дигарбора ҷаҳондор ҷаҳонро,
Чун хулди барин кард заминрову замонро.
Фармуд, ки то чарх яке даври дигар кард,
Хуршед бипаймуд масири даваронро.
Эйдун, ки биёрост мар ин пири харафро,
К-ояд ҳасад аз тозагияш тозаҷавонро.
Ҳар рӯз ҷаҳон хуштар аз он аст, чу ҳар шаб
Ризвон бигушояд ҳама дарҳои ҷинонро.
Гӯӣ, ки ҳаво ғолия омехт ба хирвор
Пур карда аз он ғолияҳо ғолиядонро.
Ганҷе, ки ба ҳар ганҷ ниҳон буд зи Қорун,
Аз хок баровард мар он ганҷи ниҳонро.
Абре, ки ҳаме барф биборид, бибуррид,
Шуд ғарқаи баҳре, ки надид эч каронро.
Он абри дурарбор зи дарё, ки барояд,
Пур карда зи дурру дираму дона даҳонро.
Азбаски биборид ба об андар лӯълӯъ,
Чун лӯълӯи тар карда ҳама оби равонро.
Ранҷе, ки ҳаме бод фазояд зи базидан,
Бар мо бивазид аз қабили роҳати ҷонро.
Кӯҳ, он тали кофур бадал кард ба сайфур,
Шодии равон дод мар он шодравонро.
Бар кӯҳ аз он тӯдаи кофури гаронбор
Хуршед сабук кард мар он бори гаронро.
Хоке, ки ҳама тола ситад аз даҳани абр,
То барканад он лолаи хушхуфтуситонро.
Чандон зи ҳаво жола биборид бад-ӯ абр,
То лоласитон кард ҳама лоласитонро.
Аз ранги гулу лола кунун боз бунафша
Чун нил шавад, хира кунад гавҳари конро.
Шабгир занад наъра куланг аз дили муштоқ

В-аз наъра задан таъна занад наъразанонро.
Он лаклака гӯяд: ки лакал ҳамду лакашшукр,
Ту тӯъмаи ман кардаӣ он мори дамонро.
Қумрӣ ниҳад аз пушт қабои хазу қоқум,
Акнун ки битобиду бипӯшид катонро.
Товус кунад ҷилва чу аз дур бубинад
Бар фарқи сари ҳудҳуде он тоҷи киёнро.
Мусича ҳамегӯяд: аё розиқу раззоқ,
Рӯзидеҳи ҷонбахш туӣ инсию ҷонро.
Зоғ аз шағаби беҳуда барбандад минқор,
Чун фохта бигшода ба тасбеҳ забонро.
Пайваста ҳумо гӯяд: яккест ягона,
То дар тараб орад ба ҳаво барварашонро.
Гунҷишки баҳорӣ сифати борӣ гӯяд,
К-аз бум барангезад ашҷори навонро.
«Ҳу» гӯяду «ҳу» сад ба даме сурхкабутар,
Дар гуфтани «ҳу» дорад пайваста лисонро.
Чарғон ба сари чанг дароварда тазарвон,
Тасбеҳ шуда аз даҳани мурғ мар онро.
Шорак чу муаззин ба саҳар ҳалқ кушода,
Он жӯлаку он саъва аз он дода азонро.
Он шишкакон шод аз ин санг бад-он санг,
Пояндаву пӯянда мар он пайки давонро.
Он кабки мурақкаъ салб бар чида доман,
Аз ғолия гул сохта аз баҳри нишонро.
Бингар ба ҳаво бар ба чаковак, ки чи гӯяд
Хайру ҳасанат бодо хайроту ҳисонро.
Нозидани нозуву навоҳои сарича
Нотиқ кунад он мурдаи бе нутқу баёнро.
Он курракӣ гӯяд, ки туӣ қодири қаҳҳор,
Аз марг ҳаме қаҳр кунӣ мар ҳаявонро.
Пайваста ҳамегӯяд он саршаби ташна:
Бе об малик сабр диҳад мар аташонро.

Мурғобии сурхоб, ки дар об нишинад,
Гӯяд, ки худоиву сазоӣ ту ҷаҳонро.
Дар х(в)ид чунин гӯяд куррак, ки худоё,
Ту холиқи халқонӣ сад қарни қиронро.
Гӯянд тазарвон, ки ту онӣ, ки бидонӣ
Рози тани беқуввату бе рӯҳу равонро.
Он боз чунин гӯяд: ёраб, ту нигаҳ дор
Бар уммати пайғамбар имону амонро.
Он каргаси боқувват гӯяд, ки ба қудрат
Ҷаббор нигаҳ дорад ин кавну маконро.
Бингар, ки уқоб аз паи тасбеҳ чӣ гӯяд:
Ороста доред мар ин сирату сонро.
Булбул чӣ музаммир шудаву қумрии қорӣ
Бардошта ҳар ду шағабу бонгу фиғонро.
Ояд ба ту ҳар пос хурӯше зи хурӯсе:
«К-эй ғофил, бигзор ҷаҳони гузаронро».
Овоза баровард, ки эй қавм тани хеш,
Дӯзах мабаред аз паи баҳмону фалонро.
Дунё чу яке беша шуморед, жаён шер,
Дар беша машӯред мар он шери жаёнро.
Дар ҷустани нон оби рухи хеш марезед,
Дар нор масӯзед равон аз паи нонро.
Эзид чу ба зуннор набастаст миёнтон,
Дар пеш чу худ хира мабандед миёнро.
З-он пеш, ки ҷонтон биситонад маликулмавт,
Аз қабзаи шайтон биситонед инонро.
Маҷдуд, бад-ин ҳол ту наздиктарӣ, зон-к
Пирит ба наҳмор фиристода хазонро.

# ВАЛАҲУ ФИ ТАВОЗӮЪИ АҲЛИЛ ҲАҚҚ

Шоҳро хоҳӣ, ки бинӣ, хок шав даргоҳро,
З-обрӯй обе бизан даргоҳи шоҳаншоҳро.
Наъл кун чун чатр дидӣ ту кулоҳи чархро,
Чок зан, чун рӯи ӯ дидӣ, қабои моҳро.
Чун кулаҳ бар сар нишин дуздони афсарҷӯйро,
Чун хирад дар ҷон нишон риндони лашгаргоҳро.
Аз барои ғарри дидори Сиёвахшию Шиш
Ҳамчу Бежан банд кун дар чоҳи хорӣ ҷоҳро.
Офиятро сар бизан, баҳри камоли ишқро,
Оқибатро дам бизан баҳри ҷамоли роҳро.
Ҳам ба чашми шоҳ рӯи шоҳ хоҳӣ диду бас,
Дида андар кори шаҳ кун кӯрии бадхоҳро.
Оҳ ғаммоз аст андар роҳи ишқу ошиқӣ,
Банд бар неҳ дар ниҳонхона(и) хамӯшӣ оҳро.
Аз сари озодмардӣ теғе аз ғайрат бирон,
Ҳам шафоатҷӯйро куш, ҳам шафоатхоҳро.
Дарди ишқ аз марди ошиқ пурс, аз оқил мапурс,
К-огаҳӣ набвад зи обу ҷоҳи Йусуф чоҳро.
Ақл бо фанд аст, маншон ақлро бар тахти ишқ,
Осмон ушшоқро беҳ, ресмон ҷуллоҳро.
Гар сипар бифганд ақл аз ишқ, гӯ бифган, равост,
Рӯи хотун сурх бояд, хок бар сар доҳро.
Пеш гир андар талаб роҳи дарозоҳанги танг,
Гӯ дил андар шак шикан сабри забонкӯтоҳро.
Дард Мӯсовор хоҳӣ, ҷоми Фиръавнӣ талаб,
Бодҳои офиятсӯзу маломаткохро.
Ҳар ғаму шодӣ, ки аз ишқ аст, ҳам ишқ аст аз он,
Бори индаллоҳ бошад тухми Абдуллоҳро.
Коҳ гард андар вафои ишқ, то бар ҷон-т низ
Ҳукм набвад ақли шуғлафзои корогоҳро.

Боди кибр аз сар бинеҳ, дар дил барафрӯз оташе,
Пас бар он оташ бисӯз он обгун даргоҳро.
Чун шудӣ коҳе Саноӣ, ҳам ба гирди коҳ гард,
З-он каҳе беҳ, ки шиносад қадру қимат коҳро.

✿ ✿ ✿

Эй хоҷа, чӣ тафсил бувад ҷонвареро,
К-ӯ ҳеҷ беҳ аз худ нашиносад дигареро.
Гар беҳ зи худат ҳеҷ беҳеро ту набинӣ,
Пас чунки надонӣ батар аз худ батареро.
Бас ғофилӣ аз мазҳаби риндони харобот,
Ин ғайб тамом аст чу ту хирасареро.
Ҳар гаҳ, ки маро гӯӣ, к-андар ҳама офоқ
Маҳрумтар аз ту нашиносам башареро.
Марҳумтарам аз туву ин шева надонӣ,
З-ин беш басират набувад бебасариро.
Ман сабғаи тасбеҳу намози ту наям ҳеҷ,
Ин фазл ҳамегӯӣ, эй хоҷа, дареро.
Инкору қабули ту маро ҳар ду яке шуд,
Беҳуда ҳамегӯӣ з-ин саъбтареро.
Фармони ту бурдан на фаризаст, пас, охир
Минқод зи баҳри чӣ шавам чун ту хареро.
Чун талъати хуршед аён гашт ба саҳро,
Он ҷо чи бақо монад нури қамареро.
Айёми фарохист зи алфози Саноӣ,
Донӣ хатаре нест кунун мӯҳтакареро.
Чун духтари дӯшиза наёяд ба ҷаҳон дар,
Кам гир зи зуррияти одам писареро.

## ДАР ШИКОЯТИ РӮЗГОР ВА БЕВАФОИИ МАРДУМ ФАРМОЯД

Мансух шуд муруввату маъдум шуд вафо,
З-ин ҳар ду монда ном чу симурғу кимиё.
Шуд ростӣ хиёнату шуд зиракӣ сафеҳ,
Шуд дӯстӣ адовату шуд мардумӣ ҷафо.
Гаштаст божгуна ҳама расмҳои халқ,
З-ин олами набаҳраву гардуни бевафо.
Ҳар оқиле ба зовияе монда мумтаҳан,
Ҳар фозиле ба доҳияе гашта мубтало.
Он кас, ки гӯяд аз раҳи маънӣ кунун ҳаме,
Андар миёни халқ мумайиз чу ман куҷо?!
Девонаро ҳаме нашиносад зи ҳушёр,
Бегонаро ҳаме бигузинад бар ошно.
Бо якдигар кунанд ҳаме кибр ҳар гурӯҳ,
Огоҳ на, к-аз он натавон ёфт кибриё.
Ҳаргиз ба сӯи кибр натобад инони хеш,
Ҳар-к ояте нахуст бихонад зи «Ҳал ато».
Бо ин ҳама, ки кибр накӯҳида одат аст,
Озодаро ҳаме зи тавозӯъ бувад бало.
Гар ман накӯшаме ба тавозӯъ набинаме,
Аз ҳар хасе мазаллату аз ҳар касе ано.
Бо ҷоҳилон агарчи ба сурат баробарам,
Фарқе бувад дар оина, охир, миёни мо.
Омад насиби ман зи ҳама мардумон ду чиз:
Аз дӯстон мазаллату аз душманон риё.
Қавме раҳи мунозиати ман гирифтаанд,
Беақлу бекифояту бедину бедаҳо.
Бар душманон ҳаме натавон буд мӯътаман,
Бар дӯстон ҳаме натавон кард муттако.
Ман ҷуз ба шахс нестам он қавмро назир,
Шамшер ҷуз ба занг намонад ба гандано.

Бо ман ҳама хусумати эшон аҷабтар аст,
З-оҳанги мӯрча ба сӯйи ҷанги аждаҳо.
З-эшон набуд бок раҳиро ба заррае,
К-аз обгина зулм наёяд ба осиё.
Гардад ҳаме шикофта дилшон зи хашми ман,
Ҳамчун маҳ аз ишорати ангушти Мустафо.
Чун гирам аз барои ҳакимӣ қалам ба даст,
Гардад ҳама даовии он тоифа ҳубо.
Ночор бишканад ҳама номуси ҷодувон,
Дав мавзее, ки дар кафи Мӯсо бувад асо.
Эшон ба назди халқ наёбанд рутбате,
То табъашон бувад зи ҳама донише хало.
Зеро ки бе матар набувад миғро хатар,
Чунонки бе гуҳар набувад теғро баҳо.
Онам, ки бурдаам алами илм дар ҷаҳон
Бар гӯшаи сурайё аз маркази саро.
Бо ақли ман набошад Миррихро тавон,
Бо фазли ман набошад хуршедро зако.
Шоҳон ҳамекунанд ба фазли ман ифтихор,
Ҳурон ҳамекунанд ба назми ман иқтидо.
Бо хотири мунираму бо рои софиям,
Калбарқ фид-дуҷийати ва-ш-шамси физ зуҳо.
Олист ҳимматам ба ҳама вақт чун фалак,
Софист назми ман ба ҳама вақт чун ҳаво.
Бар ҳиммати ман аст сахоҳои ман далел,
Бар назми ман басаст суханҳои ман гуво.
Ҳаргиз надидаву нашунид ин касе зи ман
Кирдори носутудаву гуфтори носазо.
Ин фахр бас маро, ки надидаст ҳеҷ кас
Дар насри ман мазамммату дар шеъри ман ҳиҷо.
Дар пои нокасон напарокандаам гуҳар,
Аз дасти меҳтарон напазируфтаам ато.
Онро, ки ӯ ба сӯҳбати ман сар даровварад,

Гӯям санои неку шиносам ба дил вафо.
Аз зиллате падид шавад з-ӯ муойина,
Ангорамаш савобу набинам аз ӯ хато.
Аҳли Сарахс менашиносанд ҳаққи ман,
То реҳлате набошад аз ин ҷойгаҳ маро.
Миқдори офтоб надонанд мардумон,
То нури ӯ нагардад аз осмон ҷудо.
Он гоҳ қадри ӯ бишиносанд бо яқин,
К-ояд шабу падид шавад бар фалак суҳо.
Андар ҳазар набошад озодаро хатар,
В-андар ҳаҷар набошад ёқутро баҳо.
Шуд гуфтаи Саноӣ чун Каъба назди халқ,
З-ин бештар фузул кӣ ёбад зи ибтидо.
То килки ӯ ба гоҳи фасоҳат равон бувад,
Бозори ӯ ба назди бузургон бувад раво.
Он гаҳ ба коми ӯ нафасе бар наёваранд,
Дар дӯстӣ куҷо бувад ин қоида раво.
Озори ӯ кашанд ба амдан ба хештан,
Он сон, ки каҳ кашад ба суми хеш каҳрабо.
Дар фазли ӯ кунанд ба ҳар мавзее ҳасад,
Бар нуқси ӯ диҳанд зи ҳар ҷонибе ризо.
Оқил, ки ин шунид бидонад ҳақиқате,
К-ин ҳарфи душманону ҳасудони бенаво.
Чун ҷавҳари сахо шуд наздики аҳли бухл,
Чун унсуре зи зулмат дар ҷанби сад зиё.
То носеҳони ӯ насиголанд ҷуз нифоқ,
То душманони ӯ нанамоянд худ сафо.
В-ар уфтад варо ба ҳама умр ҳоҷате,
Бе ҳуҷҷате кунанд ҳама сӯҳбаташ раҳо.
Мард он бувад, ки дӯстии ӯ бувад ба ҷой,
Мо буссатил ҷиболу ва иншақатта-с-само.

# ДАР МАҚОМИ АҲЛИ ТАВҲИД ФАРМОЯД

Макун дар ҷисму ҷон манзил, ки ин дун асту он воло,
Қадам з-ин ҳар ду берун неҳ, на ин ҷо бошу на он ҷо.
Бар ҳар-ч аз роҳ дур афтӣ, чӣ куфр он ҳарфу чӣ имон,
Ба ҳар-ч аз дӯст вомонӣ, чӣ зишт он нақшу чӣ зебо.
Гувоҳи раҳрав он бошад, ки сардаш ёбӣ аз дӯзах,
Нишони ошиқ он бошад, ки хушкаш бинӣ аз дарё.
Набуд аз хории Одам, ки холӣ гашт аз ӯ ҷаннат,
Набуд аз оҷизӣ Вомиқ, ки Узро монд аз ӯ Узро.
Сухан к-аз рӯи дин гӯӣ, чӣ иброни чи сурёнӣ,
Макон к-аз баҳри ҳақ ҷӯӣ, чӣ Ҷобулқо чӣ Ҷобулсо.
Шаҳодат гуфтан он бошад, ки ҳам з-аввал дарошомӣ
Ҳама дарёи ҳастиро бад-он ҳарфи наҳангосо.
Наёбӣ хору хошоке дар ин раҳ чун ба фаррошӣ,
Камар басту ба ҳарф устод дар ҳарфи шаҳодат ло.
Чу ло аз ҳадди инсонӣ фикандат дар раҳи ҳайрат,
Пас аз нури улуҳият ба аллоҳ ой аз илло.
Зи роҳи дин тавон омад ба саҳрои ниёз ар не,
Ба маънӣ кай расад мардум гузар нокарда бар асмо.
Даруни ҷавҳари сафро ҳама куфр асту шайтонӣ,
Гарат савдои дин бошад, қадам берун неҳ аз сафро.
Чӣ монӣ баҳри мурдоре чу зоғон андар ин пастӣ,
Қафас бишкан чу товусон яке барпар аз ин боло.
Арӯси ҳазрати Қуръон насибат нест ҷуз нақше,
Ки аз хуршед ҷуз гармӣ наёбад чашми нобино.
Бимир эй дӯст, пеш аз марг агарме зиндагӣ хоҳӣ,
Ки Идрис аз чунин мурдан биҳиштӣ гашт пеш аз мо.
Ба теғи ишқ шав кушта, ки то умри абад ёбӣ,
Ки аз шамшери Бӯяҳё нишон надҳад кас аз эҳё.
Чӣ дорӣ мӯҳри бадмеҳрӣ, к-аз он беҷон шуд Искандар,
Чӣ бозӣ ишқ бар ёрӣ, к-аз ӯ бе мулк шуд Доро.
Гарат савдои он бошад, к-аз он савдо бурун ойӣ,

Зиҳӣ савдо, ки хоҳӣ ёфт фардо аз чунин савдо.
Сар андар роҳи мулке неҳ, ки ҳар соат ҳаме бошӣ
Ту ҳамчун гӯй саргардону раҳ чун паҳна бе паҳно.
Ту дар киштӣ фикан худро маной аз баҳри тасбеҳе,
Ки худ Руҳалқудас гӯяд, ки бисмиллоҳи маҷроҳо.
Агар динат ҳамебояд, зи дунёдор дил бигсал,
Ки ҳирсаш бо ту ҳар соат бувад бе ҳарфу бе ово.
Ҳамегӯяд, ки ҳар соат аз ин пирӯзагун хайма
Чӣ бозиҳо бурун орад ҳаме ин пири хушсимо.
Туро дунё ҳамегӯяд, ки дил дар мо набандӣ беҳ,
Ту худ мепанд нанюшӣ аз ин гӯеи ногӯё.
Гар аз оташ ҳаметарсӣ, ба моли кас машав ғарра,
Ки ин ҷо сураташ мор асту он ҷо шаклаш аждарҳо.
Аз оташ дон ҳавосатро ҳамеша мастию ҳастӣ,
Зи дӯзах дон ниҳодатро ҳамора мавлиду маншо.
Пас акнун гар сӯи дӯзах гаройӣ бас аҷаб набвад,
Ки сӯи худ равон бошад ҳамеша ҷунбиши аҷзо.
Гар имрӯз оташи шаҳват бикуштӣ, бегумон растӣ
В-агарна таффи он оташ туро ҳезум кунад фардо.
Ту аз хокӣ, ба сони хок тан дар деҳ дар ин пастӣ,
Магар гардӣ чу ҷону ақл ҳам волию ҳам воло.
Ки то паст аст хок ин ҷо ҳама нафъ аст лек он гаҳ,
Балои дидаҳо гардад чу боло гирад аз накбо.
Зи боди фиқҳу боди факр динро ҳеҷ накшояд,
Миён дарбанд кореро, ки ин ранг асту он ово.
Магӯ мағрури ғофилро барои амни ӯ нукта,
Мадеҳ маҳрури ҷоҳилро зи баҳри табъи ӯ хурмо.
Чу илмат ҳаст, хидмат кун чу доноён, ки зишт ояд,
Гирифта чиниён аҳрому маккӣ хуфта дар Батҳо.
На савт аз баҳри он омад, ки сӯзӣ мазҳари Зӯҳра,
На ҳарф аз баҳри он омад, ки дуздӣ чодари Заҳро.
Туро теғе ба каф доданд то ғазве кунӣ бо тан,
Ту чун аз вай сипар созӣ, намонӣ зинда дар ҳеҷо.

Ба назди чун ту беҳиссе чӣ доной чӣ нодонӣ,
Ба дасти чун ту номарде чӣ нарм оҳан чӣ рӯҳино.
Туро бас нохуш аст овоз, лекин андар ин гунбад
Хуш овозат ҳаме дорад садои гунбади хизро.
Валек он гаҳ хиҷил гардӣ, ки устоде туро гӯяд,
Ки бо Довуди пайғамбар расулӣ кун дар ин саҳро.
Ту чун мӯрию ин роҳ аст ҳамчун мӯи бутрӯён,
Марав зинҳор бар тақлиду бар тахмину бар амё.
Чу илм омӯхтӣ, аз ҳирс он гаҳ тарс, к-андар шаб
Чу дузде бо чароғ ояд гузидатар барад коло.
Аз ин муште раёсатҷӯи раъно ҳеҷ накшояд
Мусалмонӣ зи Салмон ҷӯю дарди дин зи Бӯдардо.
Ба соҳибдавлате пайванд, агар номе ҳамеҷӯӣ,
Ки аз як чокари Исо чунон маъруф шуд Ялдо.
Қадам дар роҳи мардӣ неҳ, ки роҳу гоҳу ҷоҳашро
Набошад то абад мақтаъ, набудаст аз азал мабдо.
Зи баҳри қолаби ӯрост ин арвоҳи муставфӣ,
Зи баҳри ҳолат ӯроаст ин анфоси муставфо.
Зи баҳри касби он ҷо раст ин ҷо куштани Одам,
Зи баҳри зоди он ҷо раст ин ҷо зодани Ҳавво.
Ту пиндорӣ, ки бар бозист ин майдони чун минӯ,
Ту пиндорӣ, ки бар ҳарзаст ин алвони чун мино.
Вагар н-аз баҳри дин астӣ, дар андар бандаде гардун,
Вагар н-аз баҳри шаръ астӣ, камар бигшояде ҷавзо.
Чу тан ҷонро музайян кун ба илми дин, ки зишт ояд
Дарун сӯ шоҳи урёну бурун сӯ кӯшк дар дебо.
Ба тоат ҷомае нав кун зи баҳри он ҷаҳон в-арна
Чу марг ин ҷома бистонад, ту урён монию расво.
Худ аз насли ҷаҳонбинон назояд, ҳеҷ то бошад
Мар ӯро кӯй пур иннину моро хона пур Узро.
Набинӣ табъро табъе, чу кард инсоф рух пинҳон,
Наёбӣ девро девӣ, чу кард ихлос рух пайдо.
Туро Яздон ҳамегӯяд, ки дар дунё махур бода,

Туро тарсо ҳамегӯяд, ки дар сафро махур ҳалво.
Зи баҳри дин бинагзорӣ ҳаром аз ҳурмати Яздон,
Валек аз баҳри тан монӣ ҳалол аз гуфтаи тарсо.
Гарат нузҳат ҳамебояд ба саҳрои қаноат шав,
Ки он ҷо боғ дар боғ асту хон дар хони водарво.
Гар аз заҳмат ҳаметарсӣ, зи ноаҳлон бибур сӯҳбат,
Ки аз доми забунгирон ба узлатраста шуд анқо.
Маро боре, биҳамдуллаҳ, зи роҳи раъфату раҳмат
Ба сӯи хиттаи ваҳдат барад ақл аз хати ашё.
Ба дил н-андешам аз неъмат на дар дунё на дар уқбо,
Ҳамехоҳам ба ҳар соат чӣ дар сарро чӣ дар зарро,
Ки ё раб, мар Саноиро саное деҳ ту дар ҳикмат,
Чунон к-аз вай ба рашк ояд равони Бӯалӣ Сино.
Магардонам дар ин олам зи бешозию камақлӣ,
Чу раъйи ошиқон гардон, чу табъи бедилон шайдо.
Зи роҳи раҳмату раъфат чу ҷони поки маъсумон
Маро аз заҳмати танҳо бикун, пеш аз аҷал танҳо.
Забони мухтасарақлон бибанд андар ҷаҳон бар ман,
Ки то чун худ нахонандам ҳарису муфсиду раъно.
Магардон умри ман чун гул, ки дар тифлӣ шавад кушта,
Магардон ҳирси ман чун мул, ки дар пирӣ шавад барно.
Ба ҳирс ар шарбате хӯрдам, магир аз ман, ки бад кардам,
Биёбон буду тобистону оби сарду истисқо.
Ба ҳар-чи аз авлиё гӯянд: раззақни ва ваффақни,
Ба ҳар-чи аз анбиё гӯянд: оманнову саддақно.

## ДАР НАСИҲАТ ВА ТАРКИ ТААЛЛУҚ АЗ ХАЛҚ ФАРМОЯД

То кай зи ҳар касе зи паи сим бими мо,
В-аз бими сим гашта надомат надими мо.
То ҳаст сим бо мо бим аст ёри ӯ,
Чун сим рафт аз паи ӯ рафт бими мо.

Оянд ҳар ду бо ҳаму ҳар ду ба ҳам раванд,
Гӯӣ бародаранд ба ҳам биму сими мо.
Эй он ки муфлисист балои азими ту,
Сим аст веҳак асли балои азими мо.
Беҳтар бидон, ки ҳаст тамannои ту муҳол,
Сим аст гӯӣ аслу нишоту наими мо.
Гар мо ҳама сиёҳгилемем турфа нест,
Сими сафед карда сиёҳ ин гилеми мо.
Эй аз наим карда либоси худ аз насич,
Ҳон, то зи рӯи кибр набошӣ надими мо.
Гар огаҳӣ зи кор, вагарна шикоят аст
Ин далқи пора-пораву тасбеҳи ними мо.
Гӯи бараҳнапоён бар ман ҳасад баранд,
Ҳар гап, ки бингарад ба кафши адими мо.
Дар ҳасрати насими сабоем, эй басо,
К-орад сабо насиму наёрад насими мо.
Имрӯз хуфтаем чу асҳоби каҳф, лек
Фардо зи гӯр бошад кафҳу рақими мо.
Олам чу манзил асту халоиқ мусофиранд,
Дар вай музаввир аст мақоми муқими мо.
Ҳаст ин ҷаҳон чу тим фалак ҳамчу тимдор,
Мо ғалладору озу амал ҳамқасими мо.
Тимори тим доштан аз мо ҳамоқат аст,
Тимор дорад он ки ба мо дод тими мо.
Мо аз замона умри бақо вом кардаем,
Эй войи мо, ки ҳаст замона ғарими мо.
Дар васфи ин замонаи нопойдори шум,
Бишнав, ки мухтасар масале зад ҳакими мо.
Гуфто: замона моро монанди дояест,
Баста дар ӯ умед разеъву фатими мо.
З-аввал ба меҳри дил ҳамаро ӯ бипарварад
Монанди модарони шафиқу раҳими мо.
Чун муддате бароҳд бар мо адӯ шавад,

Аз баъди он ки буд садиқу ҳамими мо.
Гардонд ӯ ба дасти шабу рӯзу моҳу сол
Чун доли манҳанӣ алифи мустақими мо.
Он кӣ фурӯ барад ба замин бе ҷинояте
Ин қомати муқавваму ҷисми ҷасими мо.
Эй муфтахар ба ҳашмату таъзиму рои хеш
Ёд ор зери хок узоми рамими мо.
Пайваст пеши чашм ҳамедор анқариб
Андомҳои кӯфтаи чун ҳашими мо.
Гӯӣ: сафеҳ буд фалон, шояд, ар бимурд,
Чун он сафеҳ мурд, намирад ҳакими мо.
Мо зери хок хуфтаву меросхори мо
Дода ба бод хирманҳои қадими мо.
Гӯӣ: зи баъди мо чи кунанду куҷо раванд
Фарзандакону духтаракони ятими мо.
Худ ёд н-оварӣ, кӣ чӣ карданду чун шуданд
Он модарону он падарони қадими мо.
Шуд ақли мо ақим зи бас бо тағофулем,
Фарёд аз ин тағофулу ақли ақими мо.
Пиндор, к-аз таваллуди ақл аст ломаҳол,
Ин турфа бингаред ба нафси лаими мо.
Гар ҷаннату ҷаҳим надидӣ, бубин, ки ҳаст
Шуғлу фароғ ҷаннати мову ҷаҳими мо.
Райҳони рӯи мо чу фароғ асту фориғӣ,
Машғулиясту шуғл азоби алими мо.
Саргашта шуд Саноӣ, ё раб, ту раҳ намой,
Эй раҳнамои халқу худои алими мо.
Моро агарчи феъли замим аст ту магир,
Ё раб, ба фазли хеш ба феъли замими мо.
Зуфри зафар ту тез макун дар анои марг
Бар қаҳру раҷми нафс зи деви раҷими мо.

# ДАР МАДҲИ САЙИД АМИД САЙИД-УШ-ШУАРО АБӮТОЛИБ МУҲАММАД ИБНИ НОСИРИ АЛАВӢ

Буте, ки гар фиганад як назар бар оташу об,
Шавад зи ҳусну ҷамолаш мусаввар оташу об.
Карашмае гар аз ӯ бинад обу оташ ҳеҷ,
Шавад зи чашмаш бе шак муабҳар оташу об.
Зи симу шаккари рӯйи лаб он кунад бо ман,
Накард ҳаргиз бар симу шаккар оташу об.
Лабу ду ораз бо обу нораш охир бурд
Зи таъбу рӯи ман он моҳи дилбар оташу об.
Зи оҳи ман нашигифту зи чеҳраш ар гирад,
Сипеҳр баршудаву чашми ахтар оташу об.
Мазан ту таъна, агар оразу лабаш ҷӯям,
Аз он ки ҷуст Калиму Сикандар оташу об.
Зи фитрати дилу чашми вай андар ин дилу чашм
Ба сони абри баҳорист музмар оташу об.
Ба шаб бихуфта хушу ман зи ҳаҷри ӯ карда
Зи дидаву дил болину бистар оташу об.
Зи дарди фурқати он абри ҳусну шамъи сарой
Чу абру шамъам бар чашму бар сар оташу об.
Бадал гирифт ба вақте нигори ман, ки ҳаме
Кунанд лолаву бода бадал бар оташу об.
Бубин ту, инак, бар лола қатраи борон,
Агар надидӣ бари ҳам муқаттар оташу об.
Ба табъ шодӣ зояд зи зодае к-ӯро
Падар сабову замин буд модар оташу об.
Зи барқу бод бубинӣ бар осмону замин
Ҳисомвор шудасту зиреҳвар оташу об.
Падид кард тасовири Монӣ абру замин,
Бароварид тамоили озар оташу об.
Мизоҷу табъи ҳаво гарму нарм шуд, нашигифт,

Агар бизояд аз пашму мармар оташу об.
Чу табъ сайид гардад чашмаи ба зинату фар,
Чу адл сайид гардад баробар оташу об.
Сари маҳомиди Сайид Муҳаммад он, ки шудаст
Баландҳиммату назмаш ба гавҳар оташу об.
Маҳе, ки гар фиганд як назар ба лутфу ба хашм,
Шавад ба сӯи сарою ду пайкар оташу об.
Ба нури рояш гашта мунаввар ахтари чарх,
Ба зоти авнаш гашта муаммар оташу об.
Ба назди бахшишу базлаш муҳаққар абру баҳор,
Ба назди ҳашмату ҳилмаш мусаттар оташу об.
Мусаххари Хазар ар гашт боду обу замин,
Мисоли амр варо шуд мусаххар оташу об.
Ба ҳилму хашмаш карданд васф аз он маънӣ
Муҳибу саҳл бувад бар ғазанфар оташу об.
Занад ба амраш агар ҳеҷ хоҳад аз хуршед
Ба ҳадди Бохтару ҳадди Ховар оташу об.
Гар обу оташ андар хилофи ӯ кӯшанд,
Зи боду хок бубинанд кайфар оташу об.
Ба ҳукми нофиз нашгифт, агар бурун орад
Зи чӯбу санг чу Мӯсо паямбар оташу об.
Зи боди қудрат агар гашт ҷонвар Исо,
Шавад зи фарраш бе бод ҷонвар оташу об.
Зиҳӣ зи мояи роят мунаввар анҷуму меҳр,
Зиҳӣ зи сояи теғат музаффар оташу об.
Гаҳи мувофиқат ар чун дили ту будӣ чарх,
Будӣ ба чархи барин қутбу меҳвар оташу об.
Шамоли ҷудат бар оташ агар барнавазид,
Чаро ба гуна чу сим асту чун зар оташу об.
Зи баъсу саъйи ту будаст, варна бе сабабе
Ба табъ хушк чаро омаду тар оташу бод?
Ба садри давлат боистаиву андар х(в) ар,
Чунонки ҳасту бибоисту дар х(в) ар оташу бод.

Ба табъи хеш набинанд ҳеҷ агар хоҳӣ,
Ба қадру қадди ту пастию манзар оташу об.
Самуми хашми ту гар барзанад ба абру замин,
Насими хулқи ту гар барвазад бар оташу бод.
Шавад зи бими ту ларзон замину абр ақим,
Шавад зи хулқат чун мушку анбар оташу об.
Шавад зи қадри ту олитар аз сипеҳр замин,
Равад ба амри ту аз баҳру ахгар оташу об.
Агар на биму умедат будӣ ба баҳру ҳаво
В-агар ба ҳайбату ҳукмат будӣ бар оташу об.
Бар ӯ итобу уқубат худоӣ кай кардӣ
Зи баҳри Йӯнусу қавмаш мусаххар оташу об.
Ба ҳафт кишвар хашмат расиду назм оре,
Ҷудо кӣ дид худ аз ҳафт кишвар оташу об.
Зи қадру назми ту доранд баҳра з-он нашуданд
Чу боду хок касифу мудаввар оташу об.
Маоқиб аст ҳасудат ба ду макон, ба ду чиз:
Ба сони Фиръавн дар Мисру маҳшар оташу об.
Миёни табъи туву табъи ҳосидат дар назм
Кифоят аст дар он шеър довар оташу об.
Ки чун дарояд дар табъи ту, шавад бе шак
Бар он ду табъи дигар кибру мафхар оташу об.
Барид фикрату килки ту хост бар дари назм
Зи хоку бод аз он аст бартар оташу бод.
Чу бод хотиру табъи ту килкро ҳамроҳ
Бибӯсад ар чи бувад килку дафтар оташу бод.
Агар надорад нисбат ба хонаи ту, чарост
Ба сони хаймаат ҳам хайру ҳам шарр оташу об?
Шуд аз баҳои мадеҳат суханвар ахтару килк,
Шуд аз сахои вуҷудат тавонгар оташу об.
Ҷаҳон бигир ба он бодпои хокниҳод,
Ки ҳаст бо таки ӯ кунду музтар оташу об.
Гаҳи масир бувад бар ниҳоди чармаи ту,

Ба назди ақл мусаввар шавад гар оташу об.
Ба пасту боло чун обу оташ аст, магар
Шудаст аз паи ту асппайкар оташу об?
Ба сони сарсар, лекин ба гоҳи тобишу хӯй
Кӣ дид сохта дар табъи сарсар оташу об.
Ҷаҳон надид магар чармаи туро дар так
Ба ҳеҷ мустақаре соягустар оташу об.
Замона сохт зи ҳафт ахтару чаҳор аркон
Барои зинати базмат ду лашкар оташу об.
Бихоҳ аз он ки бихӯрдӣ, чу табъ худ бидиҳад
Димоғу табъи туро зебу зевар оташу об.
Ба сифват обу ба табъ оташу надида ҷаҳон,
Магар ба ҷоми ту чун ду бародар оташу об.
Ту рӯи шодӣ афрӯзу оби ғам бар аз он
Ҳанию равшан дар ҷому соғар оташу об.
Ки баҳри пираҳане ман гузидам аз дилу чашм
Зи ҷаври чарх чу моғу самандар оташу об.
Дар обу оташи беҳад чаро шавам ғарқа,
Чу ҳаст боз ҳаворо муқаддар оташу об.
Зи хун бубаст дилу чашм пас чу оҳану хок
Чарост дар дилу чашмам муҷовар оташу об.
Валек аз оташу об аст дидаву дили ман
Чу дар санои ту кардам муқаррар оташу об.
Ҳамеша то ба замин асту чарх, ганҷу нуҷум
Ҳамеша то ба саир асту Кавсар оташу об.
Сахову лутф туро, банда бод абру ҳаво,
Санову ҳилм туро, бод чокар оташу об.
Мабод қоидаи давлати ту зеру забар,
Ҳамеша то ки бувад зеру азбар оташу об.

❁ ❁ ❁

Ёраб, чӣ буд он тирагӣ в-он роҳи дури нимашаб,
В-аз ҷони ман якборагӣ бурда ғами ҷонон тараб.
Гардун чу рӯи ошиқон дар лӯълуъи макнун ниҳон,
Гетӣ чу рӯи дилбарон пӯшида аз анбар салаб.
Рӯи само гавҳарнигор, офоқро чеҳра чу қор,
Осуда табъи рӯзгор аз шӯришу чангу чалаб.
Аҷроми чархи чанбарӣ чун лӯъбатони барбарӣ,
Пайдо Суҳайлу Муштарӣ, хуршеди равшан мӯҳтаҷаб.
Ин ахтарон дар вай муқим, аз ламъ чун дурри ятим,
Ин роҷеъу он мустақим, ин собиту он мунқалаб.
Маҳкам инон дар чанги ман, сӯи нигор оҳанги ман,
Биспурда раҳ шабранги ман, гоҳе сареъу гаҳ хабаб.
Боди баҳори хеши ӯ, новарду ҷавлон кеши ӯ,
Саҳрову дарё пеши ӯ чун мӯҳра пеши булъаҷаб.
Аз наъли ӯ пурмаҳ замин в-аз гоми ӯ кӯтаҳ замин,
В-аз ҳанги ӯ огаҳ замин, в-аз табъи ӯ холӣ ғазаб,
Оҳусурин, зарғомбар, кайвонманиш, хуршедфар,
Хородилу сандорҷигар, руинсуму оҳанасаб.
Дар роҳи чун шабранги Ҷам бо шер буда дар Аҷам,
Омухта ҷавлон дар Аҷам, хӯрда рабеъ андар Араб.
Дар манзили Салмову май гаштам ҳаме нохурда май,
Тан ҳамчу андар оби най, дил ҳамчу дар оташ қасаб.
Омад ба гӯшаш ҳар замон овози Хизр аз ҳар макон,
К-эзид таъолоро бихон дар қаъри қоъи муртаҳаб.
Хаста дили ман дар ҳазан, гуфтӣ маро: ло таъҷалан,
Чун гуфтаме бо дида ман: инна сабабна-л моа-сабб.
Роҳе чунон бигзоштам, боғи Ирам пиндоштам,
Аз сабр тухме коштам, омад ба бар баъд-ут-тааб.
Рӯз омада дармони ман, осуда аз ғам ҷони ман,
Аз хаймаи ҷонони ман омад ба гӯши ман шағаб.
Овози асби ман шунид, он моҳ пеши ман давид,

Васл омаду ҳиҷрон парид, омад нишоту шуд караб.
Бо вай нишастам май ба даст, ӯ бут буду ман бутпараст,
Аз ишқи ӯ ман гашта маст, ӯ маст буд з-оби инаб.
Ҳам ноз дидам ҳам бало, ҳам дард дидам ҳам даво,
Ҳам хавф дидам ҳам риҷо, ҳам хор дидам ҳам рутаб.
Гаҳ даст ёзидам ҳаме, зулфаш тарозидам ҳаме,
Гаҳ нард бозидам ҳаме, як бӯса буду як надаб.
Бар ман ҳамекард ӯ сано, хандон ҳамегуфт ӯ маро:
Бархон мадеҳи ӯ, куҷо алмадҳу фиҳи қад ваҷаб.

✿ ✿ ✿

Ҳар он рӯзе, ки бошам дар харобот,
Ҳаменолам чу Мӯсо дар муноҷот.
Хушо рӯзе, ки дар мастӣ гузорам,
Муборак бошадам айёму соот.
Маро бе хештан беҳтар, ки бошам
Ба қуррои фурӯшам зӯҳду томот.
Чу аз банди хирад озод гаштам,
Нахоҳам кард пас гетӣ иморот.
Маро гӯӣ: либосотӣ ту то кай?
Хароботӣ чӣ донад ҷуз либосот.
Гаҳе андар суҷудам пеши соқӣ,
Гаҳе пеши муғаннӣ дар таҳиёт.
Падар бар хумми хамрам вақф кардаст,
Сабилам кард модар дар харобот.
Гаҳе гӯям, ки эй соқӣ, қадаҳ гир,
Гаҳе гӯям, ки эй мутриб, ғазал ҳот.
Гаҳе бода кашида то ба мастӣ,
Гаҳе наъра расида то самовот.
Маро Мӯсо нафармояд ба Таврот,
Чу кардам ҳаққи Фиръавнӣ мукофот.
Чу донӣ, к-ин Саноӣ турраҳот аст,
Макун бар вай саломе хоҷа, ҳайҳот!

❁ ❁ ❁

Чи хоҳӣ кард қурроию томот,
Тамошо кард хоҳӣ дар харобот?
Замоне бо ғарибон нард бозам,
Замоне кард созам бо либосот.
Гаҳе маҳрух ниҳам бар нашъи шатранҷ,
Гаҳе шаҳпил хоҳам гоҳи шаҳмот.
Гаҳе ҳамчун лабат дар нолиш оям,
Гаҳе бо сотгине дар муноҷот.
Гаҳе рухро ниҳода бар замин паст,
Гаҳе наъра кашида дар самовот.
Чунон гаштам зи мастию харобӣ,
Ки нашносам иборот аз ишорот.
На мутрибро шиносам аз муаззин
На дастонро шиносам аз таҳийёт.
Шунидам ман, ки шоҳе бандаро гуфт:
Ки ту абди манӣ, пеш ор ҳоҷот.
Ҳамегуфт: эй Саноӣ, ту бинанйуш,
Ки ман бошам ба по ҳам дар муноҷот.

❁ ❁ ❁

Нахоҳам ман тариқу роҳи томот,
Маро май бояду маскан харобот.
Гаҳе бо май гусорам андуҳи хеш,
Гаҳе бо ҷом бошам дар муноҷот.
Гаҳе шатранҷ бозам бо ҳарифон,
Гаҳе розӣ шавам бо шеъру абъёт.
Гаҳе шаҳрух шавам бо айшу роҳат,
Гаҳе аз ранҷ гардам боз шаҳмот.
Нахоҳам ҷуз маю майхонаву ҷом,
На меҳнат бошад он ҷову на офот.

Ҳамеша то бувам дар хамру дар қимр,
Биёбам роҳате андар мақомот.
Чу толиб бош андар роҳи маъшуқ,
Талаб кардан бувад роҳи ибодот.
Тариқи ишқ он бошад, ки ҳаргиз
Наёбад ошиқ аз маъшуқ ҳоҷот.
Чунин донам тариқи ошиқиро,
Ки напзирад ба роҳи ишқ томот.
Зи чизе чун тавон додан нишоне,
Ки пайдо нест андар вай ишорот.

## ДАР МАДҲИ БАҲРОМШОҲ

Мардию ҷавонмардӣ оину раҳи мост,
Ҷони маликон зинда ба давлатбунаҳи мост.
Рӯзидеҳи сайёра баргашт зиёро,
Дарюзагари соя парру кулаҳи мост.
Гарчи шараҳи ҳар чӣ шаҳ омад сӯи шарр аст,
Аз даҳр барафгандани шарҳо шараҳи мост.
Барги каҳи мо аз куҳи бечора натарсад,
Ки то ба раҳи Коҳкашон барги каҳи мост.
Он ҷо, ки бувад кӯшиши шатранҷи тавозӯъ,
Дар натъи ҷаҳон ҳар чи ки пайдост шаҳи мост.
В-он ҷой, ки бахшоиши мо дам зад, агар ту
Дар умр гунаҳ бинӣ, он гаҳ гунаҳи мост.
Ҳаққо, ки на бар зиндагии давлату дин аст,
Ҳар азм, ки дар рағми сафеҳон табаҳи мост.
Ҳар ориза к-ояд зи худованд бари мо,
Дар бандагӣ он ҷо, ки аҳи омма хаҳи мост.
Мо хозини неку бади ҳаққем, зи мо нест
Он ҷо, ки бигири мо в-он ҷо, ки неҳи мост.
Ал миннату лиллаҳ, ки бари давлату миллат

Иқлими ҷаҳон дидаву айюқгаҳи мост.
Чашми малакон зери сапедист, зи бас ашк
Аз бими яке банда, ки зери шабаҳи мост.
Он кас, ки мулукон ба ғуломиш наярзанд,
Як хидмати камтар ҳашами боргаҳи мост.

❁ ❁ ❁

Розе зи азал дар дили ушшоқ ниҳон аст,
З-он роз хабар ёфт касеро, ки аён аст.
Ӯро зи паси пардаи ағёр дувум нест,
З-он мисл надорад, ки шаҳаншоҳи ҷаҳон аст.
Гӯянд аз ин майдон онро, ки даромад,
Кай хоҷа дилу рӯҳи равонат зи равон аст.
Гар моҳи ҳилол ояд дар наът кусуф аст,
В-ар тири висол ояд барбаста камон аст.
К-ин гӯй дусад бор ҳазор аз паи маънӣ
Гаштаст, к-аз эшон тафи ангишт нишон аст.
Он кас, ки ридое зи риё бар китф афканд,
Он нест ридо, он ба сифат дон, таласон аст.
Гарчанд начун аст дар ин парда дили мо,
Медон ба ҳақиқат, ки зи иқбол ситон наст.
Қоф аз хабари ҳайбати ин ҳарф ба таҳқиқ
Чун сини саломат зи паи хоҷа равон аст.
Гӯӣ, ки магар сина пуроташ ҳама дорад,
Ё дидаи ӯ бар сифати баҳри Умон аст?
Ин чист? Чунин бояд андар раҳи маънӣ,
Он кас, ки чунин нест, яқин дон, ки чунон аст.
Назми гуҳари маънӣ дар дидаи даъвӣ
Чун мардумаки дида дар ин мақла ниҳон аст.
Дар роҳи фано бояд ҷонҳои азизон,
К-ин шеъри Саноӣ, сабаби қуввати ҷон аст.

❁ ❁ ❁

Роҳи фақр аст, эй бародар, фоқа дар вай рафтан аст,
В-андар ин раҳ нафси кофаркуш зи баҳри куштан аст.
Нафс амморасту лаввомасту дигар мулҳама,
Мутмаина бо се душман дар яке пироҳан аст.
Хоку боду обу оташ дар вуҷуди худ бидон,
Рав дар ин маънӣ назар кун, сад ҳазорон равзан аст.
Чор нафсу чор табъу панҷ ҳиссу шаш ҷиҳат,
Ҳафт султон бо даҳу ду ҷумла бо ҳам душман аст.
Нафсро маркаб масозу бо муроди ӯ марав,
Ҳамчу хар дар гил бимонад, гарчи аслаш тавсан аст.
Аз дари дарвозаи мо то ба дорулмулки шоҳ
Ҳафт ҳазору ҳафсаду ҳафтод роҳу раҳзан аст.
Хоҷа дорад чор хоҳар мухталиф андар вуҷуд,
Номи худро мард карда, пеши эшон чун зан аст.
Дар шариат кай раво бошад ду хоҳар як никоҳ,
Дар тариқат ҳардуро аз худ мубарро кардан аст.
Сӯзанеро пойбанди роҳи Исо сохтанд,
Ҳубби дунё пойбанд аст ар ҳаме як сӯзан аст.
Ҳеҷ донӣ, аз чӣ бошад қиммати озодамард,
Бар сари хони хасисон даст кӯтаҳ кардан аст.
Бар сари кӯи қаноат ҳуҷрае бояд гирифт,
Ним ноне мерасад, то ними ҷоне дар тан аст.
Гар зи гулшанҳо биронад, мо ба гулханҳо равем,
Ёр бо мо дӯст бошад, гулхани мо гулшан аст.
Эй Саноӣ фоқаву фақру фақирӣ пеша кун,
Фоқаву фақру фақирӣ ошиқонро маскан аст.

❁ ❁ ❁

Андар дили ман ишқи ту чун нури яқин аст,
Бар дидаи ман номи ту чун нақши нигин аст.

Дар табъи ману ҳиммати ман то ба қиёмат
Меҳри ту чу ҷон асту вафои ту чу дин аст.
Ту бозпасин ёри маниву ғами ишқат
Ҷони ту ки ҳамроҳи дами бозпасин аст.
Гӯӣ: бибар аз сӯҳбати ноаҳл бари ман,
Аз ҷон бибарам, гар ҳама мақсуди ту ин аст.
Онро ки ғараз сӯҳбати дидори ту бошад,
Ӯро чӣ ғами тошу чӣ парвои тагин аст.
Уммеди висоли ту маро умр бияфзуд,
Худ васл чи чиз аст, ки уммед чунин аст.
Гуфтам, ки туро банда набошад чу Саноӣ,
Нӯки мижа бар ҳам зад, яъне ки ҳамин аст.

❁ ❁ ❁

Шӯр дар шаҳр фиганд он бути зуннорпараст,
Чун хиромон зи харобот бурун омад даст.
Пардаи шарм дарида, қадаҳи май дар каф,
Шарбати хамр чашида, алами куфр ба даст.
Шуда берун зи дари нестӣ, аз ҳастии хеш
Нест ҳосил шавад онро, ки бурун шуд аз ҳаст.
Чӣ бут аст он бути қаллошдили раҳбонкеш,
Ки ба шамшери ҷафо ҷуз дили ушшоқ нахаст.
Андар он вақт ки ҷосуси ҷамоли рухи ӯ
Аз паи пардаи пиндору ҳаво берун ҷаст.
Ҳеҷ абдол надидӣ, ки дар ӯ дарнигарист,
Ки дар он соати зуннор чиҳил гардан баст.
Гоҳ дар хоки харобот ба ҷон боз ниҳод,
Хокиеро, ки аз ин хок шавад хокпараст.
Бар дари Каъбаи томот чӣ лаббайк занем,
Ки ба бутхона наёбем ҳаме ҷои нишаст.

## ДАР МАДҲИ ҚОЗИЮЛҚУЗЗОТ АБДУЛВУДУДИ ҒАЗНАВӢ ФАРМОЯД

Он табъро, ки илму саховат шиор нест,
Аз олимеш фахру зи зуфтиш ор нест.
Ҷуз чашми захми уммату таъвизи бухл нест,
Ҷуз радди чарху обкаши рӯзгор нест.
Он дасту он забон, ки дар ӯ нест нафъи халқ,
Ҷуз чун забони савсану дасти чанор нест.
Бошад чу абр бе матару баҳр бе гуҳар,
Онро, ки бо ҷамоли накӯ хулқ ёр нест.
Дар пеши ҷавҳарӣ чу сафоласт он садаф,
К-андар миёни он гуҳари шоҳвор нест.
Миннат худойро, ки мар ин ҳар ду васфро
Ҷуз дар мизоҷи пешрави дин қарор нест.
Қозиюлқуззоти ғазнин Абдулвудуд, он-к
Мар илму ҷудро ҷуз аз ӯ пешкор нест.
Чарх аст илми ӯ, ки мар ӯро фасод нест,
Баҳр аст ҷуди ӯ, ки мар ӯро канор нест.
Дар барру баҳр нест яке санъат аз сахо,
К-андар бунону табъаш аз он садҳазор нест.
Бо сираташ дар оташу обу ҳавову хок
Қадри баланду сафвату лутфу виқор нест.
Эй қадри ту расида бад-он парда, к-аз улувв
З-он парда з-астари асари сунъбор нест.
Он чист, к-аз яқини ту онро мизоҷ нест,
В-он кист, к-аз яқини ту онро ясор нест.
Дин аз туву забонт чаро мешавад қавӣ,
Гар ту наӣ Алию забон Зулфиқор нест.
Дар ҳафт бахши олам як мубтадеъ намонд,
К-аз зулфиқор ҳуҷҷати ту дилфигор нест.
Ҷуз дар чаман валии ту чун гул пиёда кист?
Ҷуз бар аҷал ҳасуди ту чун ҷон савор нест.

Наздики илму ройи ту як нурманд нест,
Дар пеши ҳилму санги ту кӯҳ бурдбор нест.
Он кист, к-ӯ надорад бо ту чу тири дил,
К-ӯ аз синони суннати ту сӯгвор нест.
Як тан намонд дар чамани ҷуди ту, ки ӯ
Чун фохта зи миннати ту тавқдор нест.
Эй шамстабъ, к-аз ту ҷаҳонро гузор нест,
В-эй абрдаст, к-аз ту заминро ғубор нест.
Уммедвор боз сӯи садрат омадам,
Аз абру шамс кист, ки уммедвор нест.
Ҷуз шоирони кӯтаҳбинро дар ин диёр
Бар боргоҳи ҷуду каримит бор нест.
Оре, зи нури оташу аз лутфи оби пок
Рафъат ба ҷуз насиби духону бухор нест.
Лекин замонаӣ туву бар ман зи бахти бад
Ҳар-ч аз замона ояд, ҳаққо, ки ор нест.
В-аллаҳ, ки аз либос ҷуз аз рӯи орият
Бар фарқи ман амомаву бар по изор нест.
Корам бисоз аз карам имрӯз эй карим,
Ҳарчанд корсоз ба ҷуз кирдигор нест.
Гарчи диҳӣ, вагар надиҳӣ сила дар ду ҳол
Ҷуз гавҳари санои ман ин ҷо нисор нест.
Бошад каримӣ ар бидиҳӣ, вар-на ройи туст,
Мар бандаро ба ҳеҷ сифат ихтиёр нест.
Донӣ, ки аз замона ҷуз эҳсону номи нек,
Ҳаққо, ки ҳар чӣ ҳаст ба ҷуз мустаор нест.
Номи накӯ бимон чу каримон зи дастгоҳ,
Чун шуд яқин, ки умру дувал пойдор нест.
То дӯзаху биҳишт кам аз ҳафту ҳашт нест,
То ҳиссу табъ беш зи панҷу чаҳор нест.
Чандон-т қадр бод, ки онро карона нест,
Чандон-т умр бод, ки онро шумор нест.

❁ ❁ ❁

З-ин пасам бо девмардум пайкару пайкор нест,
Гар бимонам зинда дигар бо ғурурам кор нест.
Ёфтам дар беқарорӣ марказе, к-аз роҳи дин
Ҷуз нишоти ақлу ҷонаш маркази паргор нест.
Ёфтам бо зорӣ андар олами фориғдилон,
К-андар он бозор хӯи хоҷаро бозор нест.
Дар сарои зарби ӯ илло ба номи шоҳи ақл
Бар ҷамоли чеҳраи озодагон динор нест.
Бар гули ҳикмат шунудам бодаи гулгуни ҳукм,
Гоҳи асрофи хуморӣ бар гуле кас хор нест.
Зери ин мавкаб гузар кун бар ҷаҳон, к-аз рӯи ҳукм
Ҷуз ба шамшери набувват кас бар ӯ солор нест.
В-андар он мавкабсаворонанд, к-андар размашон
Рустаму Исфандиёру Золро миқдор нест.

❁ ❁ ❁

Соқиё, май деҳ, ки ҷуз май ишқро пидром нест,
В-ин диламро тоқати андешаи айём нест.
Пухтаи ишқам шароби хом хоҳӣ, з-он куҷо?
Созгори пухта, ҷоно, ҷуз шароби хом нест.
Бо фалак осоишу ором чун бошад туро,
Чун фалакро дар ниҳод осоишу ором нест.
Ишқ дар зоҳир ҳаром аст аз паи номаҳрамон,
З-он ки ҳар бегонае шоистаи ин ном нест.
Хӯрдани май наҳй шуд з-он низ дар даврони мо,
К-андар ин айём ҳар дасте сазои ҷом нест.
То наяфтад бар умеди ишқ дар доми ҳаво,
К-ин раҳи хос аст, андар вай маҷоли ом нест.
Ҳаст хосу ом, не наздики ҳар фарзонае
Донаи доми Ҳаво ҷуз ҷоми ҷонанҷом нест.
Ҷоҳилонро дар чарогаҳ дом ҳасту дона не,
Ошиқонро боз дар раҳ дона ҳасту дом нест.

# ДАР ТАҶРИД ВА ТАВҲИД

Куфру имон ду тариқест, ки он пинҳон нест,
Фарқи ин ҳар ду ба наздики хирад осон нест.
Куфр наздики хирад нест чу имон, ки ба васф
Аҳриманро сифати бартарии яздон нест.
Гуҳар имон, ки биҷустаст зи аркони сипеҳр,
Дар ду кавнаш ба масал ҷуз дили покон кон нест.
Ки сифат кардани имон ба гуҳар сахт хатост,
З-он ки з-аркони сафо қуввати ӯ яксон нест.
Ту агар з-аркон донӣ сифати нуру зиё,
Назди ман ин ду сифат ҷуз асари имон нест.
Нури аслӣ чу фурӯғе диҳад аз даст фурӯғ,
Фаръро асл чу пайдо шуд ҳеҷ имкон нест.
Кор на батни ҳадас дораду дорад ҳақи маҳз,
Расми атлолу диман чун талали айвон нест.
Ройгон ин хабар, эй дӯст, ба ҳар кас надиҳанд,
Мушк гарчанд касод аст чунин арзон нест.
Эй писар, пой дар ин баҳр мазан, з-он ки туро
Маъбару пойгаҳи қулзуми бепоён нест.
К-ин тариқ аст, ки дар вай чу шавӣ тӯша, туро
Ҷуз фано будан агар Бӯзарию Салмон нест.
Ин арӯсест, ки аз ҳусни рухаш бо тани ту
Гар Ҳусайнӣ, ҳама ҷуз ханҷару ҷуз пайкон нест.
Дарди ин боду ҳаво дар тани ҳар кас, ки шавад,
Ҳаст дарде, ки ба ҷуз сӯхтанаш дармон нест.
Ҷисму ҷонро ба аразгоҳ ниҳодам, ки маро
Мояи арз дар ин ҷуз ғарази ҷонон нест.
Гар ҳиҷоби раҳат аз ҷисму зи ҷон хоҳад буд,
Рав, ки ҷонони туро майл ба ҷисму ҷон нест.
Ҷисму ҷон бобати ин лӯъбати симинтан нест,
Тӯҳфаи бехабар андар хури ин султон нест.
Фард шав з-ин ҳама, то марди аразгоҳ шавӣ,

К-андар ин кӯй ба ҷуз раҳгузари мардон нест.
Чанд гӯӣ, ки маро ҳуҷҷату бурҳон бояд,
Ҳар чи ҳақ бошад, бе ҳуҷҷату бе бурҳон нест.
Куштаи ҳақ шав, то зинда бимонӣ, варна
Бо чунин бандагият ҷои ту ҷуз майдон нест.
Аз чи бояд-т ба даъвӣ задан ин чандин даст,
Ки ба дасти ту зи сад маънии якдастон нест.
Номи худро чи ниҳӣ беҳуда Мусии Калим,
Ки гилеми ту ба ҷуз бофтаи ҳомон нест.
То дар оташ чу равӣ ҳамчу Бароҳими Халил,
Чун туро ояти Яздон рақами унвон нест?
Ғалатӣ ҷони падар, ин шакар аз Аскар нест,
Ғалатӣ ҷони падар, ин гуҳар аз Уммон нест.
Эй басо Йӯсуфрӯён, ки дар ин Миср буданд,
Ки чу Яъқуб падаршон, магар, аз Канъон нест.
Эй басо Йӯнусномон, ки дар ин об шуданд,
Ки ҷигаршон ҳама ҷуз сӯхтаву атшон нест.
Мард бояд, ки чу Булқосим бошад ба амал,
Варна олам тиҳӣ аз кардаи Бӯсафён нест.
Гӯӣ: аз исми накӯ мард накӯфеъл шавад,
Не, чу бад бошад тан, исм варо товон нест.
Ман Вафо ном басе донам, к-аш ҷуз ба ҷафо
Табъи нозандаву ҷон моилу дил шодон нест.
Оҳан аст, оре, сандон ба ҳама ҷой, валек
Хештан гоҳи тарозу ба бари сӯҳон нест.
Номи оташ на зи гармист, ки оташ хонанд,
Об аз он нест ба ном об, куҷо сӯзон нест.
Ҳафту чоранд агар расм бувад вақти шумор,
Вақти афъол чаро феълаш ҳамчандон нест.
Ё биё пок бизӣ, варна бирав хокӣ бош,
Ки ду маънӣ ҳаме андар сухане осон нест.
Роҳи ин сарви ҷавон дуру дароз аст, эй пир,
Маи ин хоҷа сазои сари сармастон нест.

Ҷон фишон дар сари ин кӯй, ки аз айёрон
Шаб набошад, ки дар он мавсими ҷонафшон нест.
Лаззати нафс бадал соз ту бо лаззати ишқ,
Бигсал аз табъу ҳаво гар ғаразат ҳиҷрон нест.
Рози ин парда наёбӣ агар аз нафсу ҳаво,
Дар кафи нестии ту алами туғён нест.
То ҳама ҳу нашавӣ, ҳуи ту илло нашавад,
Чун шавӣ ҳу ту, туро он ҳавасу нуқсон нест.
Такя бар шаръи Муҳаммад куну бар Қуръон кун,
З-он куҷо урваи вусқои ту ҷуз Қуръон нест.
Гуфт ин шеър Саноӣ, ки чу Кайвонӣ гуфт:
«Равшаноии ҷаҳон ҷуз фалаки гардон нест».

❂ ❂ ❂

Дар дил онро, ки рӯшноӣ нест,
Дар харобот-ш ошноӣ нест.
Дар хароботи худ ба ҳеҷ сабил
Мавзеи мардуми мароӣ нест.
Писаро, хез ҷоми бода биёр,
Ки маро барги порсоӣ нест.
Ҷуръаи май ба ҷону дил бихарам,
Пеши кас май бад-ин равоӣ нест.
Эй хушо, мастиёву бехудиё,
Беҳ аз ин ҳар ду подшоӣ нест.
Май хуру илми қилу қол магӯй,
Вои ту, к-ин сухан малоӣ нест.
Чанд гӯӣ, ки чанду чуну чаро,
З-ин маонӣ туро раҳоӣ нест.
Дар мақоми вуҷуду манзили кашф
Чунию чандию чароӣ нест.
Ту яке гирди дил бароюю бубин,
Дар дили ту ғами дутоӣ нест?

Ту худ аз хеш кай расӣ ба худой,
Ки туро худ зи худ ҷудоӣ нест.
Чун ба ҷое расӣ, ки ҷуз ту шавӣ
Баъд аз он ҳол ҷуз худоӣ нест.
Ту махонам Саноӣ, эй ғофил,
К-ин суханҳо ба худнамоӣ нест.

❁ ❁ ❁

Эй моҳи сиём, арчи маро худ хатаре нест,
Ҳаққо, ки маро ҳамчу ту меҳмон дигаре нест.
Аз дарди ту, эй рафта баногаҳ зи бари мо,
Як зовияе нест, ки пурхун ҷигаре нест.
Он кист, ки аз баҳри ту як қатра наборид,
К-он қатра кунун дар садафи дин гуҳаре нест.
Эй вой бар он к-аз ғами вақти сиҳати ту
Ӯро ба ҷуз аз вақти сабӯҳӣ саҳаре нест.
Бисёр ту оиву набинӣ ҳамаро з-он-к
Мо бар гузарем, аз ту туро худ хабаре нест.
Он дил, ки ҳаме тарсад аз он шӯълаи оташ,
Валлаҳ, ки ба ҷуз рӯза мар ӯро сипаре нест.
Бас кас, ки чу мо рӯза ҳамедошт аз ин пеш,
Имрӯз ба ҷуз хок мар ӯро мақаре нест.
Эй дода ба бод ин маҳи бо баркату бо хайр,
Моно, к-ат аз ин оташ дар дил шараре нест.
Бисёр касо, к-ӯ бари иде чу ту мехост,
Имрӯз ҷуз аз ҳасрат аз онаш самаре нест.
Ашке ду-се имрӯз дар ин буқъа фурӯ бор,
К-андар чамани умри ту з-ин беҳ матаре нест.

# МАДҲИ ЙӮСУФ ИБНИ АҲМАД ВА МАСЪУДШОҲ КУНАД

Эй банда, раҳи шавқи малак бе хатаре нест,
Аз ҷон қадаме соз, ки беҳ з-ин сафаре нест.
Тирест бало дар равиши ишқ, ки ҳаргиз
Ҷуз дидаи дарвеш мар ӯро сипаре нест.
Аз хеш ғизо соз, пас он гоҳ ба раҳ пӯй,
Зеро ки туро беҳ зи туӣ ишвахаре нест.
Худро зи миёни худ бардор, азеро-к
Кас бар ту дар ин раҳ зи ту беҳу батаре нест.
Танро чи қабуле ниҳӣ он ҷо, ки зи иззат
Сад ҷони муқаддасро он ҷо хатаре нест.
Куштанд дар ин роҳ басе ошиқ бо теғ,
К-аз хуни яке ошиқи ҳолӣ асаре нест.
Дар баҳри ғамон ғӯта хур аз рӯи ҳақиқат,
К-андар садафи ишқ беҳ аз ғам гуҳаре нест.
Борат зи худованд ба ҳаҷ дон, ки касеро
Дар пардаи асрори худоӣ гузаре нест.
Бар дӯш фикан ғошияи меҳр дар ин кӯй,
Чун гирди миёни ту зи бидъат камаре нест.
Аз абри пушаймонӣ ашке ду фурӯ бор,
К-андар чамани ишқи ту беҳ з-ин матаре нест.
Дар равшании ишқ чи хушӣ бувад онро,
К-андар чамани сунъи худояш назаре нест.
Кай меваи раҳмат хурад он кас, ки зи аввал
Дар боғи умедаш зи иноят шаҷаре нест.
Эй дар раҳи исён қадаме чанд шумурда,
Боз ой, к-аз ин даргаҳи беҳ мустақаре нест.
Аз кардаи худ ёд кунӣ, гирйӣ, азеро
Бар умр беҳ аз ту ба ту кас навҳагаре нест.
Бар тоати худ такя макун, з-он ки ба илҳом
Аз оқибати кор касеро хабаре нест.

Чун номи баду нек ҳаме аз ту бимонад,
Пас беҳ зи накӯномӣ моро ҳунаре нест.
Некию саховат куну машмар, ки чу эзид
Подошдеҳу муфзалу некӯшумаре нест.
Гирди уламо гард, ба хоса бари он кас,
К-имрӯз ба ҳар шаҳр чу ӯ муштаҳаре нест.
Хуршеди замин Йӯсуфи Аҳмад, ки заминро
Чун ӯ ба гаҳи илму маҳомид дигаре нест.
Он абри гуҳарпош, ки дар илм чун ӯ ҳеҷ
Мар чор гуҳарро беҳ аз онаш писаре нест.
Он шоҳи атобахш, ки дар боғи шариат
Бонафътар аз вай ба гаҳи ҷуд саре нест.
Бе хидмати ӯ дар тани як ҷон амале нест,
Бе мадҳати ӯ дар дили як тан фикаре нест.
Номи Умар аз адл баланд аст, вагар не
Як хона надонам, ки дар он ҷо Умаре нест.
Аз рӯзаву аз гиря чу як кому ду чашмаш,
Дар бодияи тақвӣ хушкею таре нест.
Оре, чи аҷиб з-он ки чу ҷадду падари ӯ
Касро ба ҷаҳон акнун ҷадду падаре нест.
Илму хирадаш бештар аст аз ҳама, лекин
Дар дида зи бешармию дар сар батаре нест.
Эй қадри ту гашта сафарӣ дар раҳи дониш,
К-ӯро ҷуз аз ҳазрати ҷаллат ҳазаре нест.
Дар оби фано ғарқ шуд аз завраҳи кина,
Он дил, ки дар ӯ з-оташи меҳрат шараре нест.
Бигдохт ҳасуди ту чу дар об шакар, з-он-к
Дар коми сухан беҳ зи забонат шакаре нест.
Чашми бади мо бод зи ту дур, ки аз лутф
Як чиз надорӣ, ки дар ӯ зебу фаре нест.
Ал миннату лиллаҳ, ки дар ин ҷоҳи ту боре
Нафъ аст ҷаҳонрову касеро зараре нест.
Дар айни биҳиштӣ ту дар ин ҷову дар он ҷо,

К-андар дили ту аз ҳасади кас мақаре нест.
Дорӣ хираду илму сахо, лек бари ақл
Дар табъат аз ин беҳасадӣ беҳ ҳунаре нест.
На ҳар кӣ баромад ба сари курсӣ имом аст,
На ҳар кӣ кунад бонге он ҷо ҳашаре нест.
Курсӣ чи кунад он ки надорад хабар аз илм,
Хуршед чи суд онро, к-ӯро басаре нест.
Хуршеди ҷаҳон кай шавад аз илми касе, к-ӯ
Дар шаб чу маҳ ӯро бари ихвон самаре нест.
Илму хираду асл ҳаме бояд, в-арна
Худ мояи шӯхиро ҳаддею маре нест.
Фатвӣ диҳию илм ҳамегӯй, валекин
Бо кас даҳу панҷит неву шӯру шаре нест.
Ҳар кас набувад чун ту гаҳи илм, азеро-к
Сад баҳр ба наздики хирад чун шумаре нест.
Худ даври беинсофон бигзашт дар ин шаҳр,
Зеро ба ҷаҳон чун шаҳи мо додгаре нест.
Шоҳию чи шоҳӣ, ки гаҳи адлу гаҳи илм
Чун ӯ зи сурайё малике то ба сарӣ нест.
Он шоҳи музаффар, ки бар ӯ аз сари кӯшиш
Ҷуз бахшиш ӯро зи табиат зараре нест.
Масъуди ҷавонбахти ҷавонумр, ки чун ӯ
Бар нӯҳ фалаку ҳафт замин шоҳу саре нест.
Қадри шаҳи Ғазнин нашиносад ба ҳақиқат
Онро, ки зи аҳволи Хуросон хабаре нест.
Бодо сари ӯ сабзу дилаш шод, ки имрӯз
Мар мулки ҷаҳонро беҳ аз ӯ тоҷваре нест,
Эй хоҷа, чунин дон зи сари ақлу фасоҳат,
К-имрӯз дар ин фан чу Саноӣ дигаре нест...

❁ ❁ ❁

Марҳабо баҳре, ки обаш лаззат аз Кавсар гирифт,
Ҳаббазо коне, ки ҷудаш оламе дар зар гирифт.
Иттифоқи он ду ҷавҳар буд, ки дар офоқ ҷуст
Асл, вақте Хизр бурду фаръ Искандар гирифт.
Ҷону илму ақл саргардон дар ин фикрат мудом,
К-он чу ҷавҳар буд, к-аз вай оламе гавҳар гирифт.
Чатри ҳиммат то бари ишқи мутаҳҳар боз кард,
Ҳар киро сар дид, бе сар карду кор аз сар гирифт.
Дар ҳама бустони ҳиммат ҳеҷ кас хорӣ надид,
Акси рух бинмуд бустонҳо, гули аҳмар гирифт.
Обу оташро набуд васлат, чу он сӯҳбат наёфт,
Порае з-он об бар оташ зад, оташ даргирифт.
Чун қабулӣ дид худро з-он кароматҳои хом,
Қибла вайрон кард, то олам ҳама кофар гирифт.
Ҳар кӣ соҳибсадр буд аз нури ӯ рӯзӣ бибурд,
Сурати дигар намуду сирати дигар гирифт.
Муҷримо, тарсо, ки аз фармони Исо сар битофт,
Дил бад-он хуррам, ки рӯзе сумми хар дар зар гирифт.
Чун таҷаллӣ кард бар симои ҷон симои ишқ,
Он бути сангини озарсанг дар озар гирифт.
Ҳар кӣ дар обод ҷоне ҷуст, бечоясту ҷоҳ,
Ҳар кӣ дар вайрона ранҷе бурд, ганҷе баргирифт.
Чун Саноӣ дид сад ҷо дафтару як дил надид,
Рағми коғаз аз дили озодагон дафтар гирифт.

## ДАР ТАВҲИД

Эй ҳама ҷонҳо зи ту поянда, ҷон чун хонамат?
Чун ҷаҳон нопойдор омад, ҷаҳон чун хонамат?
Эй ҳам аз амри ту ақлу ҷон бас андар шавқу завқ,
Дар муноҷот аз забони ақлу ҷон чун хонамат.

Ҳар чи дар зери замон ояд ҳама исм асту ҷисм,
Ман зи ман бе ҳеҷ узре дар замон чун хонамат?
Осмонҳо чун замини маркаби дарбони туст,
Бо чунин иҷлолу рутбат осмон чун хонамат?
Он кӣ номи ӯ макон омад, надорад худ макон,
Пас ту доранда макони дар макон чун хонамат?
Бонишон аз рӯи феълӣ, бенишон аз рӯи зот,
Ман чу дар ҳиссу хаёлам, бе нишон чун хонамат?
Он чи дар садр аст дар лӯълӯш кас менангарад,
Ман бурун чун лӯлиён бар остон чун хонамат?
Чун туӣ суди ҳақиқӣ, дигарон савдои маҳз,
Пас чу муште хас барои сӯзиён чун хонамат?
Илми ту худ боми ақлу Каъбаи нафс асту табъ,
Ман чу ҳаққӯлон ба зери новдон чун хонамат?
Ину он бошад ишорат сӯи аҷсоми кашаф,
Ту латифӣ дар иборат, ину он чун хонамат?
Он чи дил донад ҳудус аст, он чи лаб гӯяд ҳуруф,
Ман зи дил чун донамат ё аз забон чун хонамат.
Аз варои кунфакон омад пас аз тахйили хеш,
Дар муноҷот аз фузулӣ кунфакон чун хонамат?
Бе забон чун тир хоҳӣ, то туро хонанд бас,
Ман, Саноӣ, бо забоне чун синон чун хонамат?

## ДАР БЕХАТАРИИ ҶАҲОН ВА ПУРХАТАРИИ ОН ФАРМОЯД

Мусулмонон, сарои умр дар гетӣ ду дар дорад,
Ки хосу ому неку бад бад-ин ҳар ду гузар дорад.
Ду дар дорад вуҷуди мард, к-андар аввалу охир
Яке қуфли қазо дорад, яке банди қадар дорад.
Чу ҳангоми бақо бошад, қазо ин қуфл бикшояд,
Чу ҳангоми фано ояд, қадар ин банд бардорад.

Аҷал дар банди ту доим, ту дар банди амал орӣ,
Аҷал кори дигар дорад, амал кори дигар дорад.
Ҳар он олим, ки дар дунё дар ин маънӣ биандешад,
Ҷаҳонро пурхатар бинад, равонро бар хатар дорад.
Ҳар он кас, к-ӯ гирифтор аст андар манзили дунё
На дармони аҷал дорад, на сомони ҳазар дорад.
Камар гирад аҷал онро, ки дар шоҳию ҷабборӣ
Зуҳал меҳри нигин дорад, қамар тарфи камар дорад.
Агар табъи ту аз фарҳанг дорад фарри Кайхусрав,
Дигар шахси ту андар ҷанг зӯри Золи Зар дорад.
Агар ту филмасал моҳӣ ва аз гардун сипар дорӣ,
Ба сар умри туро лобуд замона пайсипар дорад.
Аё саргаштаи дунё, машав ғарра ба меҳри ӯ,
Ки бас саркаш, ки андар гӯр хиште зери сар дорад.
Тамаъ дар симу зар чандин макун, гар дину дил хоҳӣ,
Ки дину дил табаҳ кард он, ки дил дар симу зар дорад.
Ҷаҳон пур оташ асту лек бечора дили он кас,
Ки ӯ андар самими дил аз он оташ шарар дорад.
Чи нӯшӣ шарбати нӯшину охир зарбати ҳиҷрон,
Ҳама ранҷат ҳубо гардад, ҳама корат ҳадар дорад.
Ту андар вақти бахшидан ҷаҳоне мухтасар дорӣ,
Ҷаҳон аз рӯи бахшидан туро ҳам мухтасар дорад.
Саноиро мусаллам шуд, ки гӯяд зуҳди пурмаънӣ,
Надонад қимати назмаш, ҳар он, к-ӯ гӯши кар дорад.

## ДАР СИФАТИ МАЪШУҚИ РӮҲОНӢ ВА ТАҶАЛЛИЁТИ НУРОНӢ

Дил бе лутфи ту ҷон надорад,
Ҷон бе ту сари ҷаҳон надорад.
Н-ояд зи камоли ақл ақле,
То номи ту бар забон надорад.

Н-ояд зи ҷамоли рӯҳ рӯҳе,
То ишқи ту дар миён надорад.
Ҷуз дар ғами зулфи дилфиребат
Рӯҳулқудус ошён надорад.
Ақл арчи шариф раҳнамоест,
Бе нутқи ту хонумон надорад.
Рӯҳ арчи латиф кадхудоест,
Бе мадҳи ту обу нон надорад.
Зулфи ту яқини оқилонро
Ҷуз дар кунуфи гумон надорад.
Рӯи ту рухони ошиқонро
Ҷуз дар кунуфи амон надорад.
Беҷодаи чашми бедилонро
Ҷуз чун раҳи Каҳкашон надорад.
Бо нури ту моҳро каловаш
Чӣ суд, ки ресмон надорад.
Хуршед, ки ёфт хоки кӯят,
Ҳаргиз сари осмон надорад.
Гулнор, ки дид ранги рӯят,
З-он пас дили бӯстон надорад.
Эй он, ки ҷамолат аз гуҳарҳо
Он дорад, он, ки кон надорад.
Аз Йӯсуф хуштарӣ, ки дар ҳусн
Он дорию Йӯсуф он надорад.
Дарди ту бар осмони чорум
Ҷуз Исии нотавон надорад.
Рухсори ту қадди гарданонро
Ҷуз чун хами тайласон надорад.
Бо нозу карашмаи ту васлат
Бомест, ки нардбон надорад.
Бе хӯи бади ту рӯи хубат
Боғест, ки боғбон надорад.
Дар олами ишқ кӯ насиме,

К-аз зулфи ту бӯи ҷон надорад?
Бо ишқи ту ақлро хазинаш
Чӣ суд, ки посбон надорад.
Бо давлати ту сияҳгилеме
Гар суд кунад, зиён надорад.
Хуш эй, ки ҷамоли ин ҷаҳонӣ
Нақшест, ки ҷовидон надорад.
Эй аз паси парда чанд гӯӣ,
К-аз ҳусн фалон нишон надорад.
Чун рӯй намуд, ҳар кӣ ҳастӣ,
Густох бигӯ: фалон надорад.
Дар базм бубин, ки чун Уторуд
Дорад сухану даҳон надорад.
Дар разм нигар, ки ҳамчу Ҷавзо
Бандад камару миён надорад.
Дорад ҳама чиз ҷон, валекин
Инсоф бидеҳ, чунон надорад.
Эй он, ки зи васфи ту Саноӣ
Он дорад, он ки он надорад.
Бе қомати худ мадораш, эро
Тири ту чун ӯ камон надорад.
З-ин гуна гаронӣ аз Саноӣ
Ҳаргиз сабукӣ гарон надорад.
Булбул ба миёни гул чи гӯяд:
Ҳай аст яке, ки ҷон надорад.
Мо тоқати адли ту надорем,
К-аз фазл касе зиён надорад.

## ФИ ҒАЗЗУН-НАФС ВА МАҲАЛ-УР-РӮҲ

Мубориз ӯ бувад, к-аввал ғазо бо ҷону тан гирад,
Зи кӯи тан бурун ояд, ба шаҳри дил ватан гирад.
Аз он уқбо наяндешад, бад-ин дунё фурӯ н-ояд,
На ҷурми Булҳаким хоҳад, на ҷои Булҳасан гирад.
Агар хоҳад бақо ёбад, бибояд мурданаш аввал,
Агар маъруфие бошад, ки ҳам аз хештан гирад.
Бибояд рафт бар чархаш, ки то бо маҳ сухан гӯяд,
Бибояд сӯхт чун шамъаш, ки сӯҳбат бо лаган гирад.
Намедонанд ранҷи раҳ, бад-он бар хира мелофанд,
На з-он ваҷҳ аст ин гуфта, ки як раҳ дар даҳан гирад.
Иёр он аст дар олам, ки дар майдони ишқ ояд,
Масофи ҳастию мастӣ ҳама барҳам задан гирад.
Нагардад домани раҳрав ба оби ҳафт дарё тар,
Ҳама ӯ гардад аз маънӣ, чу тарки мову ман гирад.
Чу мард аз ғайр фориғ шуд, зи дунё сар бигардонад,
Сипоҳи фақри бетартиб пас омадшудан гирад.
Аз он асрори пӯшида, ки ошиқ дорад андар дил,
Агар бар хор бархонад, ҳама олам суман гирад.
Ту гуфти ошиқон дорию кори фосиқон лобуд,
Бадахшон бад ба даст ояд, агар Нӯъмон Яман гирад.
Маро боре нашояд зад ба пеши ҳеҷ ошиқ дам,
Ки ҳар соат ғами дунё ба гирдам анҷуман гирад.
Пур аз заҳр аст коми ман, Саноӣ, хушсухан з-онам
Қиёмат заҳр бояд хӯрд, гар дастам сухан гирад.
Вале мероси устодон аз ин зебосухан дорам,
Ҳусайне бояд аз маънӣ, ки то ҷои Ҳасан гирад.
Дар ин далқи ба сад пора маро табъест пургавҳар,
Чу бигшоям зи фазли ӯ ҷаҳоне настаран гирад.

❁ ❁ ❁

Касеро, ки сирри ҳақиқат аён шуд,
Маҷози сифоти вай аз вай ниҳон шуд.
Нишон он бувад бар вуҷуди ҳақиқат,
Ки номи вай аз нестӣ бе нишон шуд.
Касе, к-ӯ чунин шуд, ки ман васф кардам,
Яқин дон, ки ӯ подшоҳи ҷаҳон шуд.
Малик шуд замину замонро, пас он гаҳ
Чу Исо, ки худ сокини осмон шуд.
Равон гашт фармони ӯ чун Саноӣ,
Мар ӯро, ки гуфт ӯ: чунин шав, чунон шуд.
Халил аз сари нестӣ кард даъвӣ,
Ки сӯзанда оташ бар ӯ бӯстон шуд.
Чи арнист аз нафс бар Тури Сино,
Қадамгоҳи ӯ ҷумла оби равон шуд.
Набинӣ, ки ҳар к-ӯ зи худ гашт фонӣ,
Қарини қазо гашту соҳибқирон шуд.
Ҳам аз нестӣ буд, ки бо хок муште
Муҳаммад ба ҷанги силоҳи гарон шуд.
Чу дар нестӣ зад дами чанд Исо,
Тани бе равон аз дамаш бо равон шуд.
Басо кас, ки дар нестӣ касб карданд,
Гумонҳо яқин шуд, яқинҳо гумон шуд.
Касе, к-ӯ зи ҳалли рамуз аст оҷиз,
Баёни Саноӣ варо тарҷумон шуд.

## ДАР ЗӮҲД ВА МАВЪИЗА

Вуҷуди ишқ ошиқро вуҷуд андар адам созад,
Ҳақиқат нест он ишқе, ки бар ҳастӣ рақам созад.
Насозад ишқ ранг аз ҳеҷ рӯе баҳри махлуқе,
Ки ранги ишқи берангӣ вуҷуд андар адам созад.

Ҷамоли ишқ он бинад, ки чашми сар кунад бино,
Самои васл он бинад, ки гӯши сар асам созад.
Шифо созад дилу ҷонрову ошиқро шифо сӯзад,
Сақам сӯзад рагу пайрову ошиқро сақам созад.
Ҳар он касро, ки дил чун обнӯс омад ба ду гуна,
Набошад ошиқ, ар ӯ ашк чун оби бақам созад.
Яке бошад яке ҳафдаҳ чу андар маҷлисе мондан,
Чу дасти ишқ мужда бар бисоти хеш кам созад.
Киро дар хона хум надҳанд чун кӯс аз паи ово,
Бувад бе илм, агар дар ошиқӣ худро алам созад.
Алам будан ба ишқ андар мусаллам нест ҷуз онро,
Ки ҳамчун кӯс ҷои хурд беруни шикам созад.
Ба боғи бандагӣ бояд чу савсан сарви озоде
Ҳар он к-ӯ вақти киштан ҳамчу гул худро хурам созад.
Киро чун себ вақти сурхрӯӣ дил сияҳ гардад,
Сапед ояд агар рух чун биҳӣ, зарду дижам созад.
Ба меҳри ишқ дар мулки худо он деҳхудо гардад,
Ки шодихонаи дил дар миёни шаҳр ғам созад.
Киро боди Ирам аз боди андӯҳ тоқ гардонад,
Набошад ҷуфти он обе, ки аз оташ Ирам созад.
Чу зеру бам бад-он ошиқ маёлоиву дарёбӣ,
Ки таскини ғам аз ишқи навои зеру бам созад.
Надорад мулки Ҷам дар чашми ошиқ вазн, чун дорад,
Ки дасти ошиқ аз кӯҳнасафоле ҷоми Ҷам созад.
Нишасти ошиқ андар буткада воҷиб кунад, зеро
Ки оҳи ошиқон аз буткада байтулҳарам созад.
Набошад насбу рафъу хафз ошиқро, ки андар ишқ
Ғам он дорад куҷо, дар феъли мустақбал алам дорад.
Арӯси ишқ бе кас нест, то ҳар нокас аз кӯрӣ,
Кабуде дар кунад, худро ба ишқаш муттаҳам созад.
Бидон, то шаҳди ишқ аз ҳалқи ҳар ноаҳл дур афтад,
Табиби ашк ҳар соат зи шаҳди хеш сам созад.
Нишони шер дар тақвим дол омад, аз он маънӣ:

Ҳар он ошиқ, ки шуд чун шер, қад чун дол хам созад.
Дили ҳамчун кабоби ошиқ андар раг бисӯзад чун,
Агар чанд аз китоб аз рӯи тиб қонуни дам созад.
Ҳар он табле, ки ишқ аз таблаи худ сурнае додаш,
Сарони тоҷвар бинад, ки бар хокаш қадам созад.
Чӣ мегӯям, кӣ донад ин, магар он, к-аз дили софе
Саноивор худро бандаи шоҳи Аҷам созад.

## ДАР СИФАТИ БАҲОР ВА ТАҒЙИРИ РӮЗГОР

Боз мутвориравони ишқ саҳрой шуданд,
Боз сарпӯшидагони ақл савдой шуданд.
Боз мастурони ҷону дил падидор омаданд,
Боз маҳҷурони обу гил тамошой шуданд.
Боз наққошони рӯҳонӣ ба сулҳи чор хасм
Аз сарои панҷдар дар хонаорой шуданд.
Боз дар раъносарои табъ тарророни чарх
Баҳри ин навхостгон дар кӯҳнапирой шуданд.
Боз бинобудагони ҳамчу наргис дар хазон
Дар баҳор аз бӯи гул ҷӯёи биной шуданд.
Зарду сурхӣ боз даркарданд хушрӯёни боғ,
То дигар раҳ бар сари он лофу раъной шуданд.
Ошиқон дар зери гулбунҳои парвинпоши боғ
Аз банотуннаъш андар шакл ҷавзой шуданд.
Тову тоҳо боз густурданд пирони сипеҳр,
Қумриён чун муқриён дар тӯи қуррой шуданд.
Хусрави сайёрагон то рӯй бар боло ниҳод,
Ахтарони қаъри марказ низ болой шуданд.
Аз паи чашми шукуфа растаҳои ахтарон
Бар салои осмон дар тӯтиёсой шуданд.
То иёри ишқ айёрон падид оранд боз
Заргарони нӯҳ фалак дар мардполой шуданд.
То ба акнун лоиён буданд халқон чун зи адл,

Як алиф дар ло дарафзуданду олой шуданд.
Ғофилони ишратӣ чун оқилони ҳазратӣ
Хуни раз хӯрданду андар хуни доной шуданд.
Аз паи наззораи инсоф чор аркон ба боғ
Ҳар чӣ он ҷоист, гӯӣ ҷумла инҷойӣ шуданд.
Чун дами Исо чалипогар шуд акнун булбулон,
Баҳри Ангалюн сароидан ба тарсоӣ шуданд.
Бедилон дар пардаи идбор матворӣ шуданд,
Дилбарон дар ҳалқаи иқбол пайдоӣ шуданд.
Зоғҳо чун бенавоён дам фурӯ бастанд боз,
Булбулон чун тӯтиён андар шакархоӣ шуданд.
Олами пири мунофиқ то мураққаъпӯш гашт,
Хирқапӯшони илоҳӣ зери яктоӣ шуданд.
Рӯзҳо акнун багаҳ хезанд чун мурғон ҳаме,
Рӯзҳо моно чу мурғон ҳам тамошоӣ шуданд.
Ин-т зебо табъи чобук, даст чун машшотагеш
Ончунон зиштон, бад-ин хубию зебоӣ шуданд.
Мутрибони ройгон дар ройгонободи ишқ
Бедилу дам чун Саноӣ чангию ноӣ шуданд.
Далқ то кӯтоҳтар карданд торикони хок,
Равшанони осмон дар нузҳатороӣ шуданд.

## ДАР БАТЛОНИ ҲУҶҶАТИ ДАҲРИЁН

Эй хирадманди муваҳҳид, покдини ҳушёр,
Аз имоми дини ҳақ як ҳуҷҷат аз ман гӯш дор.
Он имоме, к-ӯ зи ҳуҷҷат бехи бидъатро биканд
Нахли дин дар бӯстони илм з-ӯ омад ба бор.
Он ки дар пеши саҳобон фазли ӯ гуфтӣ Расул,
То қиёмат дод илмаш кори халқонро қарор.
Шамъи ҷаннат хонд Уммарро набӣ якбору бас,
Бӯҳанифаро чароғи умматон гуфт ӯ се бор.
Чун падид омад ба Куфа, Бӯҳанифа – тоҷи дин,

Он ки шуд аз илми ӯ дини Муҳаммад ошкор.
Гуфт: гардад умматам ҳафтоду се фирқат ба ҳам,
Ҳаст як з-он аҳли ҷаннат, марҷаъи дигар ба нор.
Бӯҳанифа сарвари он қавми аҳли ҷаннат аст,
Мулҳиду аҳли ҳаво аз вай шавад маққуру хор.
Маънии се ёр гуфтан Бӯҳанифаро чароғ,
Мозию мустақбалу ҳол аз улумаш дар ҳиҷор.
Он кӣ рафту ин ки ояд в-он ки бинад рӯи ӯ,
Ҳар серо з-ӯ рӯшноӣ, ҳар серо илмаш ҳисор.
Даҳрие омад ба наздики халифа ногаҳон:
Буғздине, мубғизе, шӯхе, палиде, нобакор.
Ин чи банд аст аз шариат бар танат гуфт, эй амир,
Ёфтастӣ подшоҳӣ, хуш хуру беғам гузор.
Рӯзаву ақду никоҳу дур будан аз мурод,
Ҳаҷҷу ғазву умраву ин амрҳои бешумор…
Хештан ранҷа чӣ дорӣ, чун ба олам нангарӣ,
То бидонӣ, к-ин қадим асту надорад кирдигор.
Гуфт: расми шаръу суннат ҷумла тазвиру риёст,
Сар ба сар гетӣ қадим асту надорад кирдигор.
Омадӣ ту бехабар в-аз хеш рафтӣ бехабар,
Н-омад аз рафта яке аз мову рафта сад ҳазор.
Ҳаст олам чун чарогоҳеву мо чун мунзилӣ,
Чун бирафт ин мунзилӣ, гирад дигар кас марғзор.
Табъу охшиҷу ҳаюлоро шиносем асли кавн,
Ҳар киро ин мункир ояд, ақли ӯ дорад ғубор.
Хонае дидам ба Юнон дар ҳаҷар карда ба нақш:
Сурати афлоку таърихи бинояш бар канор.
Наср воқеъ дар ҳамал канда, ки таърих ин будаст,
Кист, к-ӯ гӯяд, ки ман донам, мар инро худ шумор.
К-ӯ мунаҷҷим? К-ӯ муҳосиб? К-ӯ, биё маълум кун,
Ибтидо пайдо куну мар интиҳоро ҳуҷҷат ор.
Он кӣ гуфт: аз гоҳи Одам панҷ понсад беш нест,
Нақш воқеъ дар ҳамал чун кардаанд он ҷо нигор?

Ин ҳама зарқу фусун асту дурӯғу шӯъбада,
Ҳилату найранг донад ин суханро ҳушёр.
Гуфт амиралмӯъминин: к-эй марди пурдаъвӣ, бибош,
То биёяд он имоми ростин, фахри диёр.
Гар битобӣ рӯй аз ӯ, гардӣ ҳазимат дар сухан,
Бар сари дорат кунам, то аз ту гиранд эътибор.
Гар зи ту Нӯъмон ҳазимат гираду гардад хамӯш,
Мӯътамад гардӣ марову ҳам ту бошӣ мири бор.
Чокареро номзад кард ӯ, ки Нӯъмонро бихон,
То кунад бо ин ҷадал дар пеши тахти шаҳриёр.
Рафт қосид, чун бидид он кони илму фазлро,
Гуфт: омад мулҳиде дар пеши хусрав хоксор.
Мечунин гӯяд, ки зарқ аст ин мусулмонию фан,
В-ин шариат чун ридое, к-аш на пуд асту на тор.
Гуфт амир-ал-мӯъминин, то ҳозир ояд пеши ӯ
Дини эзидрову шаръи Мустафоро пушту ёр.
Гуфт қосидро имоми дин: чу бигзорам намоз,
Пеши мир-ал-мӯъминин оям, варо гӯ: чашм дор.
То намози шом н-омад Бӯҳанифа пеши шоҳ,
Чира гашта даҳрӣ он ҷо, шоҳ буд дар интизор.
Ҳар замон гуфтӣ ба шаҳ он мулҳиди баттоли шум:
Мебитарсад аз ман ӯ, з-он шуд ниҳон аз изтирор.
Кист дар гетӣ, ки ёрад гуфт бо ман з-ин сухан,
Кист дар олам, ки ӯ аз ман надорад алҳазор!
Гуфт: шоҳо, мебифармо, то биёранд ин замон
Мутрибони хушлиқои хубрӯи номдор.
Он кӣ медоранд рӯза, гӯяд ар ӯрост музд,
Соғаре май бояду маъшуқи зебо дар канор.
Ӯ чи донад рӯзаву тоот, иду ҳаҷҷу ғазв,
Иди ӯ ҳар рӯз бошад, рӯза ӯро дар чӣ кор?
Андарин буданд ногаҳ, к-андар омад марди дин,
Шод гашт аз вай халифа, даҳрияк дармондавор.
Гуфташ аз хиҷлат: ки эй Нӯъмон чаро дер омадӣ?

Дод Нӯъмонаш ҷавобе пурмаонӣ мардвор.
Гуфт: ҳолӣ, чун шунидам амри шаҳ, бархостам,
Рух ниҳодам сӯи қасру тахти шоҳи тоҷдор.
Чун расидам бар карони Даҷла, киштӣ рафта буд,
Буд нахле мункар он ҷо, тахтҳо шуд бар қатор.
Дарҳам омад киштие, шуд дарзҳояш нопадид,
Худ ба худ биншаст он ҷо бар карони рӯдбор.
Ҳалқаҳои оҳанин дидам зи санг омад бурун,
Андар омад дар марору киштие шуд пойдор.
Киштӣ он гаҳ пеш омад, ман нишастам андар ӯ,
З-ин сабаб таъхир афтод, эй писар маъзур дор.
Гуфт мулҳид: шарм дор, эй Бӯҳанифа, з-ин дурӯғ
Ҳуҷҷате овардаӣ, к-ин кас надорад устувор.
Гуфт он гаҳ Бӯҳанифа, он имоми дини ҳақ,
Мар амир-ал-мӯъмининро: к-эй амири бовиқор.
Хасм мегӯяд, ки сонеъ нест, олам буд қадим,
Ин зи табъ асту ҳаюло, нест инро кирдигор.
Он гаҳе мункир ҳамегардад, ки маснуотро
Сонеъе бояд, магар девонааст, ин гӯш дор.
Тахтаеро сонеъе гуфтӣ, ки мебояд қадим,
Менадорад устуворам, ман раво дорам мадор.
Эй саги зандиқи кофар, харбати машъуми дун,
Менабинӣ фавқу таҳту кӯҳу саҳрову баҳор.
Гоҳ абру гаҳ кушода, гоҳ хушку гоҳ нам,
Гоҳ барфу гоҳ борон, гоҳ равшан гоҳ тор.
Менабинӣ бар фалак ин хусрави сайёрагон,
Моҳу анҷумро ҳаме дорад аз ӯ равшан чу нор?
Ҳафт кавкаб бар фалак гашта мубайин дар замин,
Дар даҳу ду бурҷ пайдо, баста ин лайлу наҳор.
Моҳ дар афзоишу нуқсону хур бар ҳоли хеш,
Сӯи маснуот шав, он гаҳ саноеъ кун назор.
Эй саги нодон, ба худ андар нигаҳ кун соате,
То бубинӣ қудраташ, мӯъмин шавӣ, эй дилфигор.

Қудрати ҳақ аҷзи ту, бар ранги рӯят зоҳир аст,
Мекунад озодии мӯи сияҳ кофурвор.
Қатраи об омад андар кӯзае, к-аш сарнагун,
Сурате зебо падид овард аз вай беавор.
Одамӣ дар рӯшноӣ санъаташ пайдо кунад,
Кори сонеъ бар хилофи ин бувад андеша дор.
Дар се торикӣ нигорад сурате чун одамӣ,
Он гаҳе бар вай падид орад хату зулфу узор.
Нутқу гӯёию бинойю самъ орад падид,
Ҳафт чашма дар бадасте устухони пора пор.
Оби чашмат шӯр карду оби гӯшат талху хор,
Оби бинӣ мунқабиз, оби даҳонат нӯшбор.
Оби чашмат шӯр аз он омад, ки пеҳ ганда шавад,
Гар набошад талх, зӣ вай роҳ ёбад мӯру мор.
Дар даҳонат об хуш омад, бидонӣ тамъ чист,
Чанд гӯям з-ин далолаш кун бар ин бар ихтисор.
Сонеъе бояд ҳакиму қодиру қоим ба зот,
То падид ояд зи сунъи вай бутони Қандаҳор.
Табъи нодон кай падид орад ҳакиму файласуф,
Ақл аз ту кай пазирад ин суханро бар мадор.
Ин мухолиф табъҳо бо якдигар чун сохтанд,
Обу оташ хоку бод, эй мулҳидак ҳуҷҷат биёр.
Он чи мегӯяд: бидидам ман ба Юнон хонае,
Ин чи ҳуҷҷат бошад, он ҷо сурате кардаст кор.
Рав, бигӯ: эзид яке, қоим ба зоту лам язал,
Қодиру мӯътиву доно холиқи барру баҳор.
Мо набудем, ӯ падид овардмон аз чор табъ,
Мӯҳдас омад чор табъу чор фасли рӯзгор.
Биграв, эй мулҳид, ба Қуръон, қулҳуваллаҳ ёд гир,
Чанд бошад бар сарат аз ҷаҳлу куфру шак фасор.
Чун шунид ин ҳуҷҷат аз вай, даҳрияк хомӯш гашт,
Кард ҳар як кор ӯро, пас бикардандаш ба дор.
Гуфт Нӯъмон: «Эй халифа, баъд аз ин чун ин макун,

Мулҳидонро пеши худ маншон аз ин пас зинҳор.
Ибни амми Мустафоӣ, теғ аз ӯ мероси туст,
Мезан акнун бар сари мулҳид чу Ҳайдар Зулфиқор.
Ҳар чӣ фармояд туро Қуръону ахбори Расул,
Андар ӯ овезу мулҳидро зи маҷлис дур дор.
Гуфт: пазруфтам зи ту, эй ҳуҷҷати дини худой,
Шод бош, эй Бӯҳанифа, эй имоми бурдбор.
Эй Саноӣ, шукри ин донӣ, ки битвонӣ гузорд
Дини ислому имоми олими парҳезгор.
Гар Саноӣ мустаҷиб гардад ба оташ бегумон,
З-ин маноқиб раста гардад, эй бародар гӯш дор.

## ИН ҚАСИДАИ ФАРИДАРО ДАР ТАҲНИЯТИ СУЛҲИ ХОҶА ИМОМ МУҲАММАД МАНСУРИ САЙФУЛҲАҚ ВА ШАЙХУЛИСЛОМ ФАРМОЯД

Аз хилоф аст ин ҳама шарр дар ниҳоди булбашар,
В-аз хилоф аст одамӣ дар чанги ҷангу шӯру шар.
Ҷуз хилоф, охир, киро ин даст бошад, к-оварад
Асри оламро ба пою умри мардумро ба сар.
Ин хилоф охир кӣ донад, баргусаст андар даҳон
Чархро банди қабою кӯҳро тарфи камар.
Гар набудӣ теғи Азроилро асл аз хилоф,
Захми ӯ бар ҳеҷ ҷондоре нагаштӣ коргар.
Бо хилоф ар ёр будӣ фоил андар бадви нақш,
Як ҳаюло кай шудӣ, ҳаргиз пазироӣ сувар.
Тозиён мар бедро ҳаргиз нахонандӣ хилоф,
Гар дар ӯ як зарра ҳаргиз дидаандӣ бӯю бар.
Олимонро аз хилоф аст ин ҳама тоқу ҷимор,
Омилонро аз хилоф аст ин ҳама теғу сипар.
Аз вифоқ Идрис бар рафт аз замин то осмон,
Аз хилоф Иблис уфтод аз биҳишт андар сафар.
Аз вифоқ истод бар саҳрои нуронӣ малак,

В-аз хилоф уфтод дар тобути зулмонӣ башар.
Аз хилофи саҷда нокардан надидӣ то чӣ кард
Сад ҳазор озодмарди покро хунҳо ҳадар.
То ба акнун ӯ сарӣ мекард, лек андар Сарахс
Аз паи пайванди шайхаш Сайфи Ҳақ бибрид сар.
Лоҷарам, з-ин сулҳ ҷонҳо осмонӣ шуд ба зер,
Лоҷарам, з-ин кор дилҳо осмонӣ шуд забар.
То ду некӯхоҳ карданд аз паи дин оштӣ,
Кард қалби оштӣ дар қалби бадхоҳон асар.
Лоҷарам, кори қадамҳошону дамҳошон кунун
Шоҳроҳи дӯзах асту наъраи айн-ул-мафар.
Аҳли бидъатро қиёмат накд шуд з-ин оштӣ,
Чун бидид ин ҷо чу он ҷо ҷамъ хуршеду қамар.
Гарчи ин бе ӯ тавонад комҳо рондан ба теғ
В-арчи ӯ бе ин тавонад номҳо монд аз ҳунар.
Лек баҳри машваратро бо малик беҳтар вазир
В-аз барои маслиҳатро бо Алӣ беҳтар Умар.
Ришта то яктост, онро зӯри золе бигсалад,
Чун дуто шуд, оҷиз ояд аз гусастан Золи Зар.
Гул, ки танҳо бӯй охир хушк гардонад димоғ
В-ар шакар танҳо хурӣ ҳам, гарм гардад з-ӯ ҷигар.
З-ин ду танҳо ҳеҷ қувват н-ояд андар ҷону дил,
Қуввати ҷонрову дилро гулшакар беҳ, гулшакар.
Аз барои қуввати дилро шакар бо гул беҳ аст,
Аз барои қуввати динро шумо бо якдигар.
Эй зи зеби халқу хилқат баргу гулро рангу бӯй,
В-эй зи нури ҷоҳу раъят ақли кулро зебу фар.
Он чи андар ҳаққи Йӯсуф кард Яъқуб аз вафо,
Шайх дар ҳаққи ту он кардаст донӣ ин қадар.
Ин фидо гӯиш ниюшо кард андар ҳаҷри ту,
В-он фидо гар чашми бино кард дар хаҷри писар.
Ин зи ҳиммат сулҳ диду боз напзируфт самъ,
В-он зи тӯҳмат васл нодида қарин шуд бо басар.

Шайх гуфт: он гӯш, к-андар ҳачри ӯ кардам фидо,
Зишт бошад гар, бад-ӯ руҷъат кунам бори дигар.
Дар чунин ҳоле чунин озодмардӣ кард ӯ,
Менадидам дар ҷаҳон пире аз ӯ озодатар.
Эй зи бахшиш бухлро чун кӯҳ карда мағз хушк
В-эй зи кӯшиш хасмро чун абр карда дида тар.
Ботинатро дин ба саҳро оварид аз баҳри сулҳ,
Чун нигаҳ кард, андар ӯ аз беҳ дидаш остар.
Гар намонад дарду гарде, дар миён набвад аҷаб,
Дард бардорад шифову гард биншонад матар.
Дар миёни Йӯсуфу Яъқуб агар гуфте равад,
Оқилон донанд, к-он гуфтор набвад мӯътабар.
Дар миёни дӯстон гаҳ ҷанг бошад, гоҳ сулҳ,
Дар мизоҷи ахтарон гаҳ нафъ бошад, гоҳ зар.
Душманони бадҷигар куҳро бисунбанд аз кулӯх,
Дӯстони некдил хумро бишӯянд аз ҳабар.
Гоҳи улфат дод бояд неши каждумро амон,
Вақти хасмӣ канд бояд коми таннинро зи фар.
Табх то бошад мувофиқ, сарду гармаш мехурон,
Чун мухолиф гашт, ё талхиш деҳ ё нештар.
Эй дареғо, гӯши ӯ бишнидӣ ар боре кунун:
То ту з-ин алмоси буррон чун ҳамепошӣ дурар.
Ҷон ҳаме ҳозир кунад ҳар бор то аз рӯи ишқ,
Ӯ зи гӯши ҷон ниюшад, дигарон аз гӯши сар.
Эй туро Яздон аз он хон дода неъмат, к-аз шараф
Заллапарвардони он хонанд Нӯъмону Зафар.
Ҳеҷ миннат нест касро бар ту, к-ат ҳақ парварид
Гоҳ дар маҳди қабулу гоҳ дар сақфи зафар.
Фахру фарри ин ҷаҳону он ҷаҳон гаштӣ, чу дод
Шират аз пистони фахру мева аз бустони фар.
Ту бузург аз осмонӣ, дигарон аз обу хок,
Ту азиз аз кирдигорӣ, дигарон з-аслу гуҳар.
Мурғ, к-он эзид кунад, чун меҳр паррад бар сипеҳр,

Мурғ, к-он Исо кунад, бас хор бошад пеш х(в)ар.
Ҷо чаро созад чу мурғи хона бар ҳар хокдон,
Ҳар киро рӯҳулкудус парварда бошад зери пар.
Фосиқонро заҳмате ҳам дар хало ҳам дар мало,
Ошиқонро раҳмате ҳам дар сафар ҳам дар ҳазар.
Оламеро дар ҳазар дилшод кардӣ з-ин ҳузур,
Кишвареро з-он сафар озод кардӣ аз сақар.
Он чӣ бар суратпарастони Ҳарӣ кардӣ аён,
Ҳеҷ суратбон надорад з-он маъонӣ ҷуз хабар.
Тайласондорони дин буданд он ҷо наъразан,
Хонақаҳдорони ҷон буданд он ҷо ҷомадар.
Ҳанбалӣ чун дид чашмат, чашми ӯ шуд ҳамчу сим,
Ашъарӣ чун дид рӯят, рӯи ӯ шуд ҳамчу зар.
Аз пайи эҳёи шаръу маърифат кардӣ ҷудо
Тирагӣ з-асҳоби ҷабру хирагӣ з-аҳли қадар.
Ин кунун з-«ал-ҳукма лиллаҳ» нақш дорад дар нигин,
В-он дигар з- «Иёка наъбуд» ҳалқа дорад бар камар.
Зардгӯшони Ҳариро кардӣ аз гуфтори нағз
Чун сияҳчашмони ҷаннат гӯшу гардан пургуҳар.
Дар Ҳарӣ ин соҳирӣ дидӣ, ба Турку Рум шав,
То чалипо сӯхтан бинӣ ту дар Чину Хазар.
Гар на ирқи минбари тустӣ дар ашҷори Ироқ,
Рӯҳи номӣ аррае, гаштастӣ андар ҳар шаҷар.
Гар зи сеҳри гуфти ту динро набудӣ парвариш,
Доягӣ ин сеҳр кай кардӣ ба таъсири саҳар.
То зи рӯи моя мардумро на аз рӯи насаб
Чор унсур модаранду ҳафт сайёра падар.
Бод амрат дар замин чун чор унсур пешрав,
Бод номат дар замон чун ҳафт сайёра самар.
Бод раъят бе табоҳӣ, бод шахсат бе ҳудус,
Бод ҷоҳат бе таноҳӣ, бод ҷонат безарар.
Бод ҳамчун давр ҳамкори ту, корат мустақим,
Бод ҳамчун дини ҳамноми ту номат муштаҳар.

# ДАР МАДҲИ АБУЛМАФОХИР ХОҶА ҲАКИМ АБУУМАР УСМОН ИБНИ УМАР МУХТОРӢ, ШОИРИ ҒАЗНАВӢ ФАРМОЯД

Нашавад пеши ду хуршеду ду маҳ торӣ тир,
Гар барад заррае аз хотири Мухторӣ тир.
Он кӣ дар чашми хирадмандию дар гӯши яқин
Пеши андозаи сидқаш ба камон ояд тир.
Он кӣ пеши қалами ҳамчу синонаш гаҳи захм
Аз паи фоида чун найза миён бандад тир.
Гар ба зар васф кунад барги разонро, пас аз он
Барг заррин шавад аз давлати ӯ дар маҳи тир.
Эй ҷавоне, ки зи маънии нават дар ҳар гӯш
Ҳар замон нур ҳаме нав талабад олами пир.
Сухан аз меҳри ту ороста ояд чун ҷон,
Оташ аз хашми ту омӯхта сӯзад чу саир.
Он чи фикрат ҳаме аз ақли ту ёбад гаҳи назм,
Ба ҳама умр наёбад садаф аз абри матир.
Ҳар чӣ з-ин пеш зи назми ҳукамо буд озод,
Ҳаст имрӯз ба банди суханони ту асир.
Маънӣ андар сияҳи ҳарфи хатат ҳаст чунон-к
Мадади равшанӣ андар сияҳи чашми басир.
Ровӣ он рӯз, ки шеъри ту сарояд, зи дамаш
Боз чун хок аз он шеър шавад нақшпазир.
Аз паи дӯстии назми ту мурғон дар шох
На аҷаб, гар пас аз ин шеър сароянд сафир.
Аз паи ин ки туро мард ҳамебинаду бас,
Маънии бикр ҳаме бар ту кунад ҷилва замир.
Ҳар замон Зӯҳраву Тоир паи як нуқтаи ту,
Ҳар ду дар маҷлиси шеъри ту қаринанду мушир.
Он бар ин баҳри шаҳӣ арза кунад духтари бикр
В-ин бар он баҳри тараб захма занад бар баму зер.
Номи он хоҷа, ки бар маҷлиси шеъри ту равад,

То гаҳи сур бувад бар ҳама ҷонҳо тасвир.
Ман чу шеъри ту набинам зи азизӣ суханат
Нақшдон мушк тақозо кунаду хома ҳарир.
Ҳар касе шеър сароянд, валекин сӯи ақл
Ду(р)р ба删 хармӯҳра куҷо монаду дарё ба ғадир.
Зиракон модати овоз бидонанд аз табъ,
Аблаҳон боз надонанд танинро зи зафир.
Сахт ғофил бувад аз ҳайбати дарё дили он-к
Баҳри ахзар шумарад дидаи ӯ чашми зарир.
Матлаи шеъри ту чун матлаи шамс аст, валек
Аъмиёнро чӣ шаби музламу чӣ бадри мунир.
Чӣ шавад, гар шавад осема зи ранги маи сирф
Он сабуксор, ки мастӣ кунад аз бӯи асир.
Эй амири суханон, к-аз паи нафъи ҳукамо
Мар туро қуввати таъйиди илоҳист вазир.
Лекин аз бехабарӣ бехабарон аст, ки ёфт
Сарв пои туву асли тану ҷон тоҷу сарир.
Ту беандеша бигӯӣ беҳ аз он андар назм,
Он чӣ як ҳафта нависад ба сад андеша дабир.
Чеҳраву зот туро дар ҳунар аз бемасалӣ,
Худ қиёсест бурун аз масали савсану сир.
Ман дар ин мадҳи ту як мӯъҷиза дидам зи қалам,
Он замон, к-аз дили ман буд сӯи назм сафир.
Гарчи дил дар сифати мадҳи ту ҳайрон шуда буд,
Ӯ ҳамекард ҳама мадҳи ту мавзун ба сарир.
Сифати хулқи ту дар хотири ман буд ҳанӯз,
К-аз ҷивори дами ман бод меафшонд абир.
Ҳам ба ҷонат, ки биёроста ҷонам чу ҷинон,
То забонам бари мадҳи ту ҷаро шуд чу Ҷарир.
Шоир аз мадҳи ту гӯяд: чи аҷаб дорӣ аз он-к
Аз замин об фузунтар шавад, оташ ба асир.
Эй ҷаҳони ҳунар аз акси ҷамоли ту ҷамил
В-эй ду чашми хирад аз нури ҷабини ту қарир.

Ҳар ду аз хотири некӯ зи паи гуфтани шеър
Чун тарозуи зарем аз қабили вазну хатир.
Даҳр дар шеър назирем надонист, валек
Чун туро дид дар ин шуғл, маро дид назир.
Лек дар ҷумла ту аз давлати некӯшеърӣ,
Чу шаҳон сӯи зарӣ, ман чу харон сӯи шаъир.
Тоқ бар тоқи ту аз баҳри Саноӣ чу ниёз,
Ман саногӯи туву монда дар ин ҳуҷра чу сер.
То бари чеҳрагушоён набувад чашм чу дил,
То бари гунашиносон набувад шир чу қир.
Бод бар раҳгузари ҳодиса аз гунаву ашк
Дилу чашми адуватрост чу ҷоми маю шир.
Бод ороста дар мулки сухан то гаҳи ҳашр
Номаи шеър ба тавқеъи ҷувози ту амир.

❁ ❁ ❁

Яке беҳтар бубинад айюҳаннос
Ки медигар шавад олам ба ҳар пос.
Даме аз гардиши ҳолоти олам
Намеёбам наҷот аз банди васвос.
Чу дар дил укдаи васвос бошад,
Чӣ донам дидан аз анвову аҷнос.
Куҷо монад ҷаҳонро рӯшноӣ,
Чу хуршед уфтад дар укдаи рос.
Чӣ суд аз орзу, чун нест рӯзӣ,
Даҳаш монад, даҳаш ҷуз ёфа машнос.
Яке бин орамида дар ғино ғарқ,
Яке пӯёну саргашта чу ифлос.
Ба даври тоси кас натвон расидан,
Тавон даври фалак паймудан аз тос.
Туро надҳанд, ҳар-ч аз баҳри ту нест,
Ба ҳар кор ин суханро дор миқёс.

Сикандар ҷуст, лекин ёфт баҳра
Зи оби зиндагонӣ Хизру Илёс.
Басе фарбеҳ намояд, он кӣ дорад
Намои фарбеҳӣ аз навъи омос.
Ба ревос ар тавон лӯъбат равон кард,
Равон натвон бад-ӯ додан ба ревос.
Халоиқ бар хилофанд аз табоеъ,
Яке аттору дигар боз каннос.
Чу румӣ гӯяд: аз пӯшиш напӯшам
Ба ҷуз абрешимини поки белос.
Бараҳна зангии беғам бар афсус
Ҳамегӯяд: чи гардӣ гирди карбос.
Зи сар бар кардан ин гашт аз дили хок,
Чӣ судаш чун кунад сар дар сари дос.
Чу дона дидӣ андар хӯша руста,
Бубин ҳам гашта зери осиё ос.
Сухан, к-аз рӯи ҳикмат гуфт хоҳӣ,
Ҷудо кун носро аввал зи наснос.
Чи нос омад, бигӯ ҳақ, эй Саноӣ,
Ба ҳақ гуфтан зи ҳар наснос маҳрос.

❁ ❁ ❁

Эй худованди қоиму қуддус,
Мулки ту ноқиёсу номаҳсус.
Қоимӣ худ ба худ қиёми ту нест,
Ба қиёме, ки ҳаст зидди ҷулус.
Соҳати синаҳои муштоқон
З-орзӯи ту шуд ба давру шумус.
Дар дили орифони ҳазрати ту
Сад ниҳол аз муҳаббати мағрус.
Нури афлок дар ниҳоди қидам
Кунӣ аз роҳи ошиқон матмус.

Ҳашт боғу чаҳор рукни сурур
Ҷаннати адн бо ҳама номус.
Пеши он дил бад-он ки кас бихарад
Ба яке мушт арзану се фулус.
Хоки пои ҳилоли ҳазрати ту
Гашта аз роҳи дин тоҷи руус.
Хок бар сар дабири ҳазратро,
Чун надонад ҳаме ямини ғамус.
Кардам овора аз масокини изз,
Ҳалли манҳусу толеъи манҳус.
Гарчи зоғи сиёҳ гаштастам,
Нагузинам мақом ҷуз новус.
Зоғ гар бишнавад, кунад дарҳол
З-ин суханҳо карашма чун товус.
Шуд муқими Сарахсу андар вай
Ҳамчу дузде ба қалъае маҳбус.
Эй Саноӣ, бувад, ки дар Ғазнин
Менадонанд шоҳро зи арӯс.

❁ ❁ ❁

Эй бас қадаҳи дурд, ки кардаст дилам нӯш,
Дур аз лабу дандони шумо, бехабарон, дӯш.
Гаҳ бӯса ҳамедод бар он дурд лабу чашм,
Гаҳ ракс ҳамекард бар он ҳолу дилу ҳуш.
Гаҳ ақл ҳамегуфт, ки эй табъ, ту менол!
Гаҳ сабр ҳамегуфт, ки эй оҳ, ту махрӯш!
Дард омада бо дор, ки ҳин, эй сару тан, дод,
Ишқ омада бо неш, ки ҳон, эй дилу ҷон, нӯш.
Дарде, ки ба афсона шунидам ҳаме аз халқ,
Аз илм ба айн омада в-аз гӯш ба оғӯш.
Дар ҳуҷраи чашм омада хуршеди хаёлаш,
Хуршед кӣ дидаст сияҳ карда баногӯш.

Дар ҳасрати он дидаи чун дидаи оҳу
Ин дида на дар хобу на бедор чу харгӯш.
Ҳайрат суи чашм омада, к-эй чашм, ту мангар,
Ғайрат суи гӯш омада, к-эй гӯш, ту манюш.
Бо чашм сарам гуфта: туроему чу мангар,
Дар гӯши дилам хонда: туроем, ту махрӯш!
Завқ омада дар чашм, ки эй чашм, чунин чашм,
Шавқ омада дар гӯш, ки эй гӯш, чунин гӯш.
Ин худ сифати нақши хаёласт, чӣ чиз аст,
Ёраб, ки бубинам ба аён он рухи некӯш.
Ӯ булбула бар дасту хирад силсила дар пой,
Ӯ ғолия бар гӯшу раҳӣ ғошия бар дӯш.
Дар ошиқӣ он ҷо, ки варо пой, маро сар,
Дар бандагӣ он ҷо, ки варо ҳалқа, маро гӯш.
Сад рӯҳ даровехта аз домани курта,
Сӣ рӯз барангехта аз гӯшаи шабпӯш.
Овоза дарафтода ба ҳар ҷо, ки Саноӣ
Дар мактаби ӯ кард ҳама тахта фаромӯш.

❁ ❁ ❁

Эй он, ки туро дар ту туӣ нест тасарруф,
Он беҳ, ки нагӯӣ ту суханро зи тасаввуф.
Дар кӯи тасаввуф ба такаллуф магузар ҳеҷ,
Зеро ки ҳаром аст дар ин кӯй такаллуф.
Дар ишваи хешию ту в-ин моя надонӣ,
Эй дӯст, туро аз ту туӣ нест тахаллуф.
Роҳест ҳақиқат, ки дар ӯ нест такаллуф,
Зинҳор макун дар раҳи таҳқиқ таваққуф.
То чанд ҳаме хонӣ «Минҳоҷ ба меъроҷ»,
«Эҳёи улуми дин» бо «Шарҳи таарруф».
Менашнавад имрӯз Саноӣ ба ҳақиқат,
Бигрифт ба асрор раҳи ишқу тааннуф.

Гар з-ин ки агар нашнавӣ эй дӯст, аз ин пас
Бар шоҳиди Йӯсуф накунӣ қиссаи Йӯсуф.

❁ ❁ ❁

Аз ҳаллу аз ҳаром гузаштаст коми ишқ,
Ҳастию нестист ҳалолу ҳароми ишқ.
Тасбеҳу дину савмаа омад низоми зуҳд,
Зуннору куфру майкада омад низоми ишқ.
Холист роҳи ишқ зи ҳастӣ бар он сифат,
К-аз рӯи ҳарф пардаи ишқ аст номи ишқ.
Бар натъи ишқ мӯҳра фурӯ боз баҳри он-к
Аз айну шину қоф табаҳ шуд қавоми ишқ.
Чандин ҳазор ҷони муқимон сафар гузид,
Ҷоне ҳанӯз такя назад дар мақоми ишқ.
Ин турфатар, ки ҳар ду ҷаҳон пок шуд зи даст,
Бо ин ҳанӯз гардани мо зери воми ишқ.
Бархост ихтиёру тасарруф зи феъли мо,
Чун кам задем хештан аз баҳри коми ишқ.
Андар куништу савмаа бо биму бе умед
Дарбохтем сад алиф аз баҳри ломи ишқ,
Бардошт пардаҳои ташобеҳ зи баҳри мо,
То кард рӯй сӯи дили мо паёми ишқ.
Мастӣ ҳамекунам зи шароби бало, валек
Ҳар рӯз бартар аст чунин издиҳоми ишқ.
Озода мондаем зи кому ҳавои хеш,
То гаштаем аз сари маънӣ ғуломи ишқ.
Дом аст роҳи ишқу ниҳода ба шоҳроҳ
Бо дому банди халқ Саноӣ ба доми ишқ.
З-он давлате, ки бехабаронро насибаест,
Кам бод номи ошиқу гум бод номи ишқ.
Чун Йӯсуфи Саид бифармудам ин ғазал,
Бодо давоми давлати ӯ чун давоми ишқ.

# ДАР НАКӮҲИШИ АСҲОБИ ҲОЛ

Бас кунед охир муҳол эй ҷумлагӣ асҳоби мол,
Дар макон оташ занед эй тоифи арбоби ҳол.
Зинҳору зинҳор аз гарм рафтан дам занед
З-ин яҷузу лояҷузу хирқаву ҳолу маҷол.
Хирқапӯшон гаштаанд аз баҳри зарқу махрақа,
Динфурӯшон гаштаанд аз орзӯи ҷоҳу мол.
Эй Низомуддину фахри миллат, эй шайх-уш-шуюх,
Чанд аз ин ҳолу муҳолу чанд аз ин ҳаҷру висол.
Кай тавон мар зулҷалолу зулбақоро ёфтан
Дар хати хуштекину андар хами зулфи янол.
Пойбанди хайру шаррӣ кай шавад дар роҳи ишқ,
Он кӣ бо шар ташнаи шавқу камоли зулҷалол.
Аз ду берун нест илло шарбате ё зарбате,
Гар наим ояд манозу в-ар ҷаҳим ояд манол.
Мард он бошад, ки матворӣ шавад симурғвор,
Ҳашт ҷаннат зери парру ҳафт дӯзах зери бол.
Нест нуқсоне зи нооварда тоатҳои халқ,
Ҳаст мустағнӣ зи обу гил камоли лоязол.
Эй Ҷунайду Боязид, аз хок сарҳо баркунед,
То ҷаҳоне пурҷадал бинеду халқе бар ҷидол.
Ин миёнро баста андар роҳи маънӣ чун алиф
В-он шуда бешакк зи даъвиҳои бемаънӣ чу дол.
Эй дареғо, содиқони гармрӯ дар роҳи дин,
Найри эшон дидадӯзу ишқи эшон синамол.
Кай хабар дорӣ ту, эй номаҳрами ноаҳли роҳ
Аз ҷафоҳои Суҳайбу аз балоҳои Билол.
Оламе зоғи сиёҳу нест як бози сапед,
Як рама Афросиёбу нест пайдо пури Зол.
То ҳашар карданд шогирдони дун-ул-қиблатайн,
Пардагӣ гаштанд з-ин ғам устодони камол.

Бемаза шуд ишқбозӣ, з-ин ҷаҳони бемаза,
Ошиқонро қаҳт омад з-ин таҳоби тангсол.
В-ин зарифон бин, к-аз эшон танг шуд паҳнои ишқ
В-ин ҷамилон бин, к-аз эшон нанг медорад ҷалол.
Саффи девон бинам, инак, дар масофи Ҷабраил,
Пешаи шерони шарза шуд панохи ҳар шағол.
Ишқи Яъқуб ар надорӣ, сабри айюбит кӯ?
Садри бадр ар нестат боре кам аз қадри ҳилол.
Давлате буд он даволӣ, к-аш Умар дар каф гирифт
В-арна Уммар ҳаст бисёре, намебинам давол.
Ё ҳама ҷон бош ё ҷонон, ки андар роҳи ишқ
Дар яке қолаб набошад ҷону ҷононро маҷол.
Норидон бо се дӯзах сард монда дар тамуз,
Аблаҳони боду дарё ғарқ гашта дар сафол.
Дар ҷаҳон озодае кӯ, то ки бо вай дам занем
Маҳраму шоиставу аҳлу муриду бе малол.
Кӯи сиддиқон ба дида рафт бояд, н-аз қадам,
Роҳи таҳқиқон ба тоат рафт бояд, на ба бол.
Гар ба уқбо дида дорӣ, к-ӯт зоди охират
В-ар ба дунё такя дорӣ, ҳаст дунёро завол.
Сад ҳазорон ранҷи Бӯбакр аз яке ин ҳарф буд
Нӯҳ нӯҳсад сол навҳа кард то шуд ҳамчу нол.
Гар дами Бӯбакр хоҳӣ, бахшиши як нон-т кӯ?
В-ар камоли рӯҳ ҷӯӣ, навҳаат кӯ ним сол?
Буд он гаҳ вақти кон-ул-каъса маҷриҳал-ямин,
Ҳаст акнун коҳи кон-ул-каъса маҷриҳа-ш шимол.
Косиду фосид шуд он сеҳри ҳароми сомирӣ,
Ҳаст гуфтори Саноӣ ишқро сеҳри ҳалол.

## ДАР СИТОИШИ ХОҶАИ ҲАКИМ ҶАМОЛ-УЛ-ҲУКАМО АЛӢ ИБНИ МУҲАММАДИ ҒАЗНАВӢ ГӮЯД ДАР БОБИ МУСҲИЛЕ, КИ ДОДА БУД

Эй ҳалл зи илми ту шуда сад чу масоил
В-эй беҳ шуда аз дасти ту сад иллати ҳоил.
Эй хоҷаи фарзона Алӣ ибни Муҳаммад
В-эй ноиби Исо ба дусад гуна далоил.
Ақл аз ту чунон тез, ки савдо зи тахайюл,
Ҷон аз ту чунон зинда, ки аъзо ба мафосил.
Фарзонаи хилқат шавад аз кини ту шайдо,
Девонаи аслӣ шавад аз саъйи ту оқил.
Шахсе, ки бад-ӯ шаммати хулқи ту расидаст,
Чун хулқи ту гул гардад кули гуҳару гил.
Чун шаммати шоҳаспарам аз боди шамоле,
Шомил шуда аз хулқи ту ҳар ҷой шамоил.
Беғам зи ту хоҳандаву хуррам ба ту маҷлис,
Ёзон ба ту кӯшандаву нозон ба ту маҳфил.
То ақли ту дар олами ҷон рахт фурӯ кард,
Бардошт аз он ҷо сипаҳи ориза маҳмил.
Аз фарри ту дар додани дору равиши моҳ –
Чун муҷтамеъун нурест дар кулли манозил.
Як мусҳили ту рост чу беҷода каҳеро
Меҷазб кунад хилти бад аз бист аномил.
Гар машъалаҳо бӯй зи доруи ту ёбанд,
З-он пас натавонад, ки кунад бод машоил.
Ин зеҳну ҳазоқат, ки ту дорӣ ба табибӣ,
Ҳаргиз нарасад киштии умри ту ба соҳил.
Эй хоки дарат қиблагаҳи ҳосиду носеҳ
В-эй оби рухат саҷдагаҳи шоиру соил.
Аз бими саволи ту адӯи ту чунон аст:
Гӯӣ, ки бар ӯ заҳмате овард таби сил.
Дар дини Муҳаммад чу Умар салбӣ агарчанд,

Бар тарфи забон дорӣ аҳкоми авоил.
Бар фоида халқе зи ду гуна сухани ту:
Чун маънии Зуҷҷоҷу чу тафсири Мақотил.
Ҳаққо, ки раво бошад, к-аз чун ту табибе
Бар чарх мубоҳот кунад хусрави одил.
Будам зи малулӣ чу тани мардуми кӯҳӣ,
Будам зи ҳузурӣ чу дили мардуми ғофил.
Худ ҳоли дигар хилт чӣ гӯям, ки зи савдо
Будам чу касе, к-ӯ хурад афюни ҳалоҳил.
Дар гӯши ман аз заъфи дилам вақти шунидан
Чун сури пасин омадӣ овози Ҷалоҷил.
Бинмуд маро шӯъбадаҳое, ки бинмуд
Аз садяки он шӯъбада Ҳорут ба Бобил.
З-он фикрати беҳуда, ки дар хотири ман буд,
Яксоата раҳ буд зи ман ба то ба салосил.
Андар шаҷари умр баҳореву зимистон
Нолидӣ аз он заъфу ано дил чу Анозил.
Ман дар ҳади Ғазнину маро фикрати фосид
Гаҳ дар ҳади Чин бурдию гаҳ дар ҳади Мавсил.
Ал-миннату лиллаҳ, ки кунун он ҳама иллат
Шуд саҳл ба фарри ту аз ин хӯрдани мусҳил.
Таркиби ман афгона шуд аз зоиши иллат,
З-он кас, ки буд аз иллату аз ориза ҳомил.
Мақсуди ман аз умри абад буд ба олам,
Шуд, лоҷарам, аз мусҳилу маъҷуни ту ҳосил.
Барканд ҳама қоидаи иллат аз он ҷо,
Ҷони абадӣ кард бад-он қоида манзил.
Шуд зеҳни ману хотири ман тезу мунаввар,
Чун хотири кӯдак зи мунаққову зи пилпил.
Поканд ба арзу ба сиёнат ҳама хешон-т,
Аз ҳурматат, эй хоҷа, бар ӯ то ба Ҷалоил.
То ботинам аз шарбати ту нукс напазруфт,
Ҳаққо, ки нашуд зоҳирам аз фоида комил.

Шуд мӯътадил ин табъ бар он гуна, ки дар табъ
Мебоз надонам мутазод аз муташокил.
Бар кӣ шумарам хулқи ту, эй меҳтари мукрим,
Пеши кӣ кунам шукри ту, эй хоҷаи муфзил.
То оташу обу гилу бод аст мураккаб,
Ҳар чор худоянд ба наздики муаттил.
Ҳар чор гуҳар доим бадхоҳи туро бод
Бар тораку бар давлату бар дидаву бар дил.
Аъдои ту кам чун масал устуқада норан,
Умри ту фузун чун масали сабъа санобил.

## ДАР НАСИҲАТИ ЯКЕ АЗ АБНОИ ЗАМОН

Куҷоӣ, эй ҳама ҳушат ба сӯи таблу алам,
Чаро навёрӣ бар рух зи дида оби надам?
Чаро ғурур диҳӣ тантро ба молу ба мулк,
Чаро фурӯшӣ динро ба созу асбу дирам?
Тамом шуд, ки туро хоҷагӣ лақаб доданд,
Камол ёфт ҳама кори ту ба боду ба дам.
Ба зот эзид агар даст гирадат фардо
Ғулому асбу силоҳу савору хайлу ҳашам
Чу барзананд бар он табл азли хоҷа дувол,
Ту хоҳ мири Араб бошу хоҳ шоҳи Аҷам.
Ба гӯши хоҷа фурӯ гӯяд он замон маънӣ:
Куҷо шуд он ҳама даъвию лофи ту ҳар дам.
Аз ин ғурури ту то кай, аё забуни қазо?
Ва аз нишоти ту то кай, аё сиришта ба ғам?
Камар ба дасти ту ояд, ҳаме Сулаймонвор
Туро тамаъ, ки дар ангушти ту кунад хотам.
Зи кирдигор натарсӣ ва бас хароб кунӣ
Ҳазор хонаи дарвешро ба нӯки қалам.
Амини динт лақаб гашт, пас чароduздӣ

Гилеми Мӯсии Имрону чодари Марям.
Зи баҳри даҳ дирам қалбро, надорӣ бок,
Ки барканию бисӯзӣ ҳазор байти ҳарам.
Шароби ҷаннату ҳуру қусур металабӣ
Бад-ин муруввату ҳилму бад-ин сахову карам.
Бад-ин амал, ки ту дорӣ, магар туро надиҳанд
Ба ҳашр ҳеҷӣ ва аз ҳеҷ низ чизе кам.
Бад-ин қасида зи ман хоҷагон бипарҳезанд,
Чунонки аҳли шаётин зи тавбаи Одам.
Саноӣ, ар ту худотарсию худойшинос,
Туро зи мир чи боку туро зи шоҳ чи ғам!

## ДАР СИТОИШИ САРҲАНГ МУҲАММАД ИБНИ ФАРАҶИ НАВОБОДӢ

Хуҷаста бод баҳоре, баҳори Арсанҷон,
Бар он зарифи сахиву ҷаводу роду ҷавон.
Сипеҳрқадре, к-аз бахту давлати фалакӣ
Мусаххари вай гаштанд ҷумла сарҳангон.
Ягонае, ки ба пеши худойгони замин
Намуд мардумӣ андар баҳори Ҳиндустон.
Ба шахси гурдон дод ӯ Сибоъро даъват,
Ба ҷони аъдо кард ӯ Ҳисомро меҳмон.
Зи бахти шаҳ на бас аст ин гушодани қаннуҷ,
Бад-ин шуҷоат шомот бишканӣ осон.
Масал шунидам, к-аз ними мушт сохтаанд
Ҳар он силоҳ, ки аз ҷинси ханҷар асту синон.
Ҳақиқат аст, ки ин мушт, к-ин ҳикоят аз ӯст:
Набуду нест магар мушти он зарифи ҷаҳон.
Муҳаммади Фараҷ, он сарвари навободӣ,
Ки сарвариро садр асту қоидиро кон.
Сутудаи ҳама кас, меҳтарӣ, ҷавонмардӣ,

Ки ифтихори замин асту ихтиёри замон.
Ягонае, ки ба ҳар ҷой, к-ӯ сухан гӯяд,
Ҳадиси аҳли хирад хор бошаду ҳазён.
Камол гардад дар ҷоҳи ӯ ҳаме оҷиз,
Ҷамол монад дар рӯи ӯ ҳаме ҳайрон.
Ду гӯш зӣ сухани ӯ ниҳодаанд сақот,
Ду чашм дар ҳунари ӯ кушодаанд аъён.
Сахикафе, ки ба як захми зӯр бистонад
Зи яшку панҷаи шери нажанду пили дамон.
Канад чу соидон дар мушти суниш оҳан,
Кунад ба теғи чу суниш ба захмҳо сандон.
Чу ҷом ёфт зи соқӣ амал-ш, бӯсад даст,
Чу теғ кард бараҳна, аҷал-ш бӯсад рон.
Надидаам, ки кас оварда пушти ӯ ба замин,
Ҳазор мард бияфганд, дидаам ба аён.
Биёмаданд ба уммеди ҷанги ӯ ҳар мард
Ба пеши шоҳу бад-ин баст бо ҳама паймон.
Зи бахти нек якеро рабуд сар зи бадан,
Зи мушти хеш дигарро зи тан рабуд равон.
Аз он сипас, ки ҳама «наҳну ғолибун» гуфтанд,
Фиганд дар дилашон «куллу ман алайҳо фон».
Чи гуна васфи шуҷоат кунам касеро ман,
Ки нархи ҷон шавад аз зӯри ӯ ҳаме арзон.
Аё сутудатар аз ҳар ки дар ҷаҳон мард аст,
Ки аз шуҷоати ту карда ҳосидат нуқсон.
На Йӯсуфию туро ҳаст рӯи чун хуршед,
На Мӯсиию туро ҳаст найза чун саъбон.
Ҳунар чи гуна расад бе камоли ту ба камол,
Сухан чи гуна расад бе баёни ту ба баён.
Ба вақти мардӣ аҳволи теғро меъёр,
Ба гоҳи родӣ асбоби ҷудро мизон.
Ба ту кунанд навободиён ҳаме мафхар,
Ки фахри оламӣ, эй родкаффи хубкамон.

Сипеҳрворат қадр асту талъатат хуршед,
Мунирворат бадр асту бурҷи ту дуккон.
Ҳазор душману аз ту яке гузорат мушт,
Ҳазор лашкару аз давлатат яке даврон.
Шигифт нест агар ман ба мадҳи ту нарасам,
Ки хокро набувад қадри гунбади гардон.
Аё надими надамро санои ту дору,
Аё муини тарабро сахои ту бустон.
Агар наёмад тар шеъри ман, равост аз он-к
Намонад об суханро, чу ронӣ аз паи он.
Бигуфтам ин қадар аз мадҳати ту бо тақсир,
Басанда бошад дар шеър номи ту бурҳон.
Ту шоирию ба назди ту шеъри ман жож аст,
Ки бурд зира бизоат ба маъдани Кирмон?
Валекин арчи бувад баҳри жарф маъдани об,
Биборад охир ҳам гаҳ-гаҳе борон.
Ҳама дуои ман он аст бар ту эй сарҳанг,
Ки эй худой мар ӯро ба комҳо бирасон.
Ҳамеша то набувад ҷои дурр ба ҷуз дарё,
Ҳамеша то набувад ҷои зар ба ҷуз дар кон.
Бақои ту хоҳам дар давлату саодату изз,
Адӯву ҳосиди ту дар ғами дилу эҳзон.
Ба умри хеш чунон кун, ки хоҳамат гуфтан,
Ба ҷоҳи хеш чунон кун, ки донӣ аз аркон.
Чу абру баҳр бубахшу чу моҳу меҳр битоб,
Чу чарху шер бигарду чу сангу кӯҳ бимон.

# ИН ҚАСИДА ДАР ҚУББАТУЛИСЛОМИ БАЛХ ГУФТА ШУД

Барги бебаргӣ надорӣ, лофи дарвешӣ мазан,
Рух чу айёрон надорӣ, ҷон чу номардон макан.
Ё бирав ҳамчун занон рангею бӯе пеш гир,
Ё чу мардон андар ою гӯй дар майдон фиган.
Ҳар чӣ бинӣ ҷуз ҳаво, он дин бувад, бар ҷон нишон,
Ҳар чӣ ёбӣ ҷуз худо, он бут бувад, дарҳам шикан.
Чун дилу ҷон зери поят натъ шуд, пое бикӯб,
Чун ду кавн андар ду дастат ҷамъ шуд, дасте бизан.
Сар барор аз гулшани таҳқиқ, то дар кӯи дин
Куштагони зинда бинӣ, анҷуман дар анҷуман.
Дар яке саф куштагон бинӣ ба теғе, чун Ҳусайн,
Дар дигар саф хастагон бинӣ ба заҳре, чун Ҳасан.
Дарди дин худ бальаҷаб дардест, к-андар вай чу шамъ
Чун шавӣ бемор, хуштар гардӣ аз гардан задан.
Андар ин майдон, ки худро медарандозад ҷуҳуд
В-андарин маҷлис, ки бутро мебисӯзад барҳаман.
Ин-т беҳиммат шагарфӣ, к-ӯ бурун н-ояд зи ҷон
В-онт бе давлат саворе, к-ӯ бурун н-ояд зи тан.
Ҳар хасе аз ранги гуфторе бад-ин раҳ кай расад,
Дард бояд умрсӯзу мард бояд гомзан.
Солҳо бояд, ки то як санги аслӣ з-офтоб
Лаъл гардад дар Бадахшон ё ақиқ андар Яман.
Моҳҳо бояд ки то як панбадона з-обу хок
Шоҳидеро ҳулла гардад, ё шаҳидеро кафан.
Рӯзҳо бояд ки то як мушти пашм аз пушти меш
Зоҳидеро хирқа гардад ё ҳимореро расан.
Умрҳо бояд ки то як кӯдаке аз рӯи табъ
Олиме гардад накӯ ё шоире ширинсухан.
Қарнҳо бояд ки то аз пушти одам нутфае
Булвафои Курд гардад ё шавад Вайси Қаран.

Чанг дар фитроки соҳибдавлате зан, то магар
Бартар ойӣ з-ин сиришти гавҳару сарфи заман.
Рӯй бинмоянд шоҳони шариат мар туро
Чун арӯсони табиат рахти сарданд аз бадан.
То ту дар банди ҳавоӣ аз зару зан чора нест,
Ошиқе шав, то ҳам аз зар фориғ ойӣ ҳам зи зан.
Нафси ту ҷӯёи куфр асту хирад ҷӯёи дин,
Гар бақо хоҳӣ ба дин ой, ар фано хоҳӣ, ба тан.
Ҷонфишону пойкӯбу род зию фард бош,
То шавӣ боқӣ чу доман барфишонӣ з-ин даман.
К-аз паи мардонагӣ пояндазот омад чанор
В-аз паи тардоманӣ андар ҳаёт омад суман.
Роҳ рав то дев бинӣ бо фаришта дар масоф,
З-имтиҳони нафси ҳиссӣ чанд бошӣ мумтаҳан.
Чун бурун рафт аз ту ҳирс, он гаҳ дарояд дар ту дин,
Чун даромад дар ту дин, он гаҳ бурун шуд Аҳриман.
Гар ҳамехоҳӣ, ки парҳо рӯядат з-ин домгоҳ,
Ҳамчу кирми пилла ҷуз гирди ниҳоли худ матан.
Бори маънӣ банд аз ин ҷо, з-он ки дар бозори ҳашр
Сахт косид буд хоҳад тез бозори сухан.
Бош, то тӯмори даъвиҳо фурӯ шӯяд хирад,
Бош, то девони маъниҳо бихонад Зулманан.
Бош, то аз пеши дилҳо парда бардорад худой,
То ҷаҳоне Булҳасан бинӣ ба маънӣ Булҳазан.
Аз ҷамоли ҳоли мардон беасар бошад макон
В-аз шуои шамъи тобон бехабар бошад лаган.
Бори номи мову ман дар олами ҳисс асту бас,
Чун аз ин олам бурун рафтӣ, на мо монад, на ман.
Аз буруни парда бинӣ як ҷаҳон пур шоҳу бут,
Чун даруни парда рафтӣ, ин раҳӣ гашт, он шаман.
Пӯшиш аз дин соз, то боқӣ бимонӣ баҳри он-к
Гар бар ин пӯшиш намирӣ, ҳам ту резӣ ҳам кафан.
Ин ҷаҳону он ҷаҳонатро ба як дам даркашад,

Чун наҳанги дарди дин ногоҳ бикшояд даҳан.
Бо ду қибла дар раҳи тавҳид натвон рафт рост,
Ё ризои дӯст бояд ё ҳавои хештан.
Сӯи он ҳазрат напӯяд ҳеҷ дил бо орзӯ,
Бо чунин гулрух нахусбад ҳеҷ кас бо пираҳан.
Пардаи парҳезу шарм аз рӯи имон бармадор,
То ба захми чашми ноаҳлон нагардӣ муфтатан.
Гирди Қуръон гард, зеро ҳар кӣ дар Қуръон гурехт,
Он ҷаҳон раст аз уқубат, ин ҷаҳон раст аз фитан.
Чун ҳамедонӣ, ки Қуръонро расан хондаст ҳақ,
Пас ту дар чоҳи табиат чанд бошӣ бо васан.
Чархи гардон ин расанро мерасонад то ба чоҳ,
Гар ҳаме саҳрот бояд чанг дарзан дар расан.
Гарди сумми асби султони шариат сурма кун,
То шавад нури илоҳӣ бо ду чашмат муқтаран.
Гар арӯси шаръи ӯ аз рух барандозад ниқоб,
Бехато гардад Хитову бехабар гардад Хутан.
Суннии диндор шав, то зинда монӣ, з-он ки ҳаст
Ҳар чӣ ҷуз дин мурдагию ҳар чӣ ҷуз суннат ҳазан.
Мижа дар чашми Саноӣ чун синони бод тез,
Гар Саноӣ зиндагӣ хоҳад замоне бе сунан.
Бо суханҳои Саноӣ хоса дар зуҳду масал
Фахр дорад хоки Балх имрӯз бар баҳри Адан.

## ТОИФАЕ АЗ ШУАРОИ ХУРОСОН ВА АФОЗИЛИ ИРОҚ ДАР САНАИ САМОНИЯ АШАРА ИН ГӮЯН-ДАРО ТАШРИФ ДОДАНД БА ҚАСОИД ВА РУБОӢ ВА МУҚАТТАОТ, ДАР ҶАВОБИ СИПОСИ ОНҲО

Баски шунидӣ сифати Руму Чин,
Хезу биё мулки Саноӣ бубин.
То ҳама дил бинию бе ҳирсу бухл,
То ҳама ҷон бинӣ бе кибру кин.

Зар наю кони малакӣ зери даст,
Ҷав наю асби фалакӣ зери зин.
Пой наю чарх ба зери қадам,
Даст наю мулк ба зери нигин.
Рахти каёнӣ нею ӯ рӯҳво,
Тахт бароварда ба чархи барин.
Раста зи тартиби замину замон,
Ҷаста зи таркиби шурӯҳу сунин.
Салвати ӯ хилвате андар ниҳон,
Даъвати ӯ давлате андар камин.
Буда чу Йӯсуф бачаву рафта боз
То фалак аз ҷазбаи ҳабл-ул-матин.
Зери қадам карда аз иқлими шак
То ба ниҳонхонаи айнуляқин.
Карда қаноат ҳама ганҷи сипеҳр
Дар садафи гавҳари рӯҳаш дафин.
Карда бароат ҳама таркиби ақл
Дар канафи нуктаи назмаш мубин.
Бо нафасаш сеҳри намоёни Ҳинд,
Дар ҳавасаш чеҳракушоёни Чин.
Аввалу охир ҳама сар чун инаб,
Зоҳиру ботин ҳама дил ҳамчу тин.
Рӯҳи амин дода ба дасташ, чунон-к
Дода ба Марям зи раҳи остин.
Назм ҳама руқяи деви хасис,
Нуктаи ӯ зодаи Рӯҳуламин.
Кишваре андар талабу дар тараб
Аз накаби роишу ӯ з-он ҳазин.
Бо дили ӯ хок мисоли янол,
Бо кафи ӯ санг нигини такин.
Ҳикмату хурсандию динаш бишуст,
То чи кунад мулку макону макин.
Дашти Арабро писари Зулязан,

Хоки Аҷамро писари Отбин.
Офияте дораду хурсандие
Ин-т ҳақиқат малики ростин.
Гоҳ валӣ гӯяду ҳаст ӯ чунон,
Гоҳ адӯ гӯяду ҳаст ин чунин.
Ӯ зи ҳама фориғу озоду хуш
Чун гулу чун савсану чун ёсумин.
Хашм набудаст бар аъдош ҳеҷ,
Чашм надидаст бар абрӯш чин.
Хашм зи душман буваду ҳилм аз ӯ,
К-ӯ зи асир омада, ин аз замин.
Хашмаш дар дин чу зи баҳри ҷигар
Сирка бувад, таъбия дар ангабин.
Кай кулаҳ аз сар биниҳад, то бувад
Иблис аз оташу одам зи тин.
Муште аз ин ёвадироёни даҳр
Ҷони кадаршон зи анову инин.
Як рама з-ин девнажодони шаҳр
Бо ҳамашон кибру ҳасад ҳамқарин.
Гаҳ чу сурин суст мар ӯро сарун,
Гаҳ чу сарун сахт мар инро сурин.
Бар ҳама пӯшида, ки ҳам з-ин ду ҳол
Меҳтарашон з-ин ду сифат шуд лаин.
Пеши камоли ҳамаро ҳамчу дев
Кӯр шуда дидаи мобайн, бин.
В-аз шараҳи лукма шуда ҷумларо
Мазрааи дев такову анин.
Лофи кӣ ҳастем Саноӣ, дигар
Аз ғазалу марсия сеҳрофарин.
Оре, ҳастанд Саноӣ, валек
Аз сарашон ҷаҳл ҷудо карда син.
Гарчи суи суратиён гоҳи шакл
Зери таки хона чӣ дайн аст дин?

Лек дар он аст, ки дорад хирад
Чашмаи ҳайвон зи нами поргин.
Бас вуҳуш омад суви доно раҳам,
Гарчи ҷинон омада назди ҷанин.
К-он чӣ гузидаст ба назди авом,
Нест суи хос бар он сон гузин.
К-он чӣ дусад бошаду сӯи шимол
Бист шуморанд ба сӯи ямин.
Гарчи ба лофу ба такаллуф чун ӯ
Назм сароянд гаҳ ону гаҳ ин.
Ин ҳама ҳаққо, ки суи зиракон
Гурба нигоранд, на шер, офарин.

❁ ❁ ❁

Эй муқтадои аҳли тариқат каломи ту,
Эй ту ҷаҳони сидқу ҷаҳоне ғуломи ту.
Таъсир кард сидқи ту дар синаҳо чунон-к
Шуд бе ниёз мустамеъ аз шарҳи номи ту.
Номи ту чун барои замон асту ақлу ҷон,
Кай мардуми замона дарояд ба доми ту.
Чун нафси мову нафси ту кушти ҳусоми туст,
Бурранда бод бар туву бар мо ҳусоми ту.
Эй ботини ту оинаи зоҳират шуда,
Бардошта зи пеши ту лаҳму узоми ту.
Ишқат чу ҷавҳарест, ки бе ту туро муқим
Бо ман нишонда дораду ту дар мақоми ту.
Маъзур дор аз он ки дар ин роҳ мар маро
Парвои ту намонда зи шодӣ саломи ту.
Донам зи рӯи ақл, ки ту сурате наӣ
В-арна ба дида рӯфтаме гарди гоми ту.
Лаб маҳрами рикоби ту монад, ки бӯса дод,
Зеро набуд воқифи вақти каломи ту.

Лек ин замон зи ишқи ту бар наъли маркабат
Дил сад ҳазор бӯса ҳамезад ба номи ту.
Эй омаи русуму ҳама шаҳр хоси ту,
В-эй хосаи худову ҳама халқ оми ту.
Нафси алиф шудӣ ту зи таҷрид чун зи ишқ,
Пайваста гашт бо алифат айну ломи ту.
Акнун нишонаш он ки зи сина ба ҷои мӯй
Ҷуз ҳарфи ошиқӣ надамонад машоми ту.
Вомест дӯстро зи раҳи ишқ бар ту ҷон,
Лекин мабод сӯхта сад сол воми ту.
Чандӣ ту бар давом чӣ созӣ мудом вом,
Аз воми худ ҷудо шав, инак давоми ту.
Чун пастҳимматони дигар дар тариқи ишқ
Ҳаргиз мабод гоми ту маъмури коми ту.

## ФИ МАРТАБАТИЛ ИНСОН

Эй, эзид-т аз раҳмат офарида,
Дар сояи лутфат парварида.
Эй нури ҷамолат аз рухи ту
Ангушти ишораткунон бурида.
Овозаи ту дар ҳавои ваҳдат
Пеш аз азалу аз абад хазида.
Арше, ки саросема будӣ з-аввал,
Дар зери қадамҳоят орамида.
Бар фарши хирад гард барнишаста,
То ишқ бисоти ту густурида.
В-андар азал аз баҳри чокарии худ
Лаббайки ҳама ошиқон шунида.
Эй даст фурӯ шуста з-офариниш
Гашта малаке ҳар куҷо, ки дида.
Бе рӯи ту ақле надида субҳе

Аз Машриқи Рӯҳулқудс дамида.
Бе зулфи ту ҷоне надида дине,
Бо куфри Азозил орамида.
Лоғар шуда ақл аз ҳама фузулӣ,
Аз бас ки зи ту фоқаҳо кашида.
Фарбеҳ шуда рӯҳ аз ҳама маонӣ,
Азбаски дар бӯстони ту чарида.
Он ҷо, ки ту бихонда «Занд»-у «Позанд»
Зардушт ба муҳриқ забон бурида.
Бо доди ту андар ҷаҳон наёбанд
Ҷуз хашми бутон ҳеҷ пажмурида.
Он ҷо, ки каримият хон ниҳода,
Иблиси туфайлӣ бад-ӯ расида.
В-он ҷо, ки саманди ту сум намуда,
Одам алами хеш хобанида.
Мардум туӣ аз кулли офариниш
Дар оинаи чашми аҳли дида.
Мӯсо ба канори ту барнишаста,
Аз Нилу асо одамаш кашида.
Фарроши ту Нӯҳ аз наҳиби тӯфон
Дар завраqи иқболи ту давида.
Дар барзгарӣ омада Бароҳим,
Райҳону гул аз оташаш дамида.
Мӯсо ба саққоият буда рӯзе,
Бас бода, ки аз ҷоми ту чашида.
Аз чокарии ту буроқи Исо
Чун шамс ба чорум фалак расида.
Аз лутфи ту ақл андар офариниш
Нохонда туро ном офарида.
Дар пеши қадат чун алиф бигӯям,
Дар комам доле шавад хамида.
Лаъли ту басе тавбаҳо шикаста,
Ҷазъи ту басе пардаҳо дарида.

Дар зулфи ту сесад ҳазор хам ҳаст,
Дар ҳар хами ӯ Йӯсуфе чамида.
Дар маҷлиси ту Ҷабраил соқӣ
Бар дарат магасгир бартанида.
Дар растаи суннати Саноӣ аз дил
Дода хираду ишқи ту харида.

❁ ❁ ❁

Аз хона бурун рафтам ман дӯш ба нодонӣ,
Ту қиссаи ман бишнав, то чун ба аҷаб монӣ.
Аз кӯҳ фуруд омад, з-ин пирии нуронӣ,
Пайдош мусулмонӣ дар арсаи билсонӣ.
Чун дид маро гуфт ӯ: дорӣ сари меҳмонӣ?
Гуфтам, ки бале дорам, бе сустию каслонӣ.
Гуфто, ки ҳало ҳин рав, гар бар сари паймонӣ,
Донам, ки маро з-ин пас навмед нагардонӣ.
Рафтам ба сарое хуш, покизаву султонӣ,
На айб зи ҳамсоя, на бим зи вайронӣ.
Дар вай нафаре дидам, пирони хароботӣ,
Қавме ҳама қаллошон, чун деви биёбонӣ.
Маъруф ба бесимӣ, машҳур ба бенонӣ,
Ҳамчун алифи куфӣ аз урию урёнӣ.
Ин бохта дарроаъ в-он бохта боронӣ,
Ин гуфта, ки бистонӣ, в-он гуфта, ки настонӣ.
Мегуфт яке: растам з-он зулмати нафсонӣ,
Мегуфт яке дигар: мо аъзама бурҳонӣ!
Ин гуфт: ано аввал, кас нест маро сонӣ!
В-он гуфт: аналохир, то халқ шавад фонӣ!
Мондам мутаҳайир ман з-он ҳол зи ҳайронӣ,
Гуфтам, ки чӣ қавманд ин, эй хоҷаи рӯҳонӣ.
Гуфт: аҳли харобатанд ин қавм, намедонӣ?
Онҳо, ки ту эшонро қаллош ҳамехонӣ.

Ҳон, то накунӣ инкор, гар бар сари паймонӣ,
К-эшон ҳазаён гӯянд аз мастию нодонӣ.
Аз ин гунаҳе мункир дар мазҳаби эшонӣ,
Бояд ки ту ин асрор аз халқ бипӯшонӣ.
Зинҳор аз ин маънӣ бар халқ сухан ронӣ,
Пиндор, ки нашнидӣ андар ҳади нисёнӣ!
Эй он, ки зи қаллошӣ бар халқ ту тарсонӣ,
Дар зӯҳду ибодат ор чун Бӯзару Салмонӣ.
Дар хидмати ин мардум то тан бинаранҷонӣ,
Ҳаққо, ки ту бар ҳеҷӣ чун зоҳиди авсонӣ.
Чун шод набошам ман аз раҳмати яздонӣ,
Дидори чунин қавме дорад ба ман арзонӣ.
То дида Саноиро дар маҷлиси рӯҳонӣ,
Бо даст ба дасти ӯ з-ин зуҳди ба сомонӣ.
Имрӯз бад-он аст ӯ, к-он садри мусулмонӣ,
Чун гуфт зи бехешӣ: субҳонию субҳонӣ.

## ДАР АНДАРЗ ВА НАСИҲАТ

Эй асли ту зи хоки сиёҳу тан аз манӣ,
Дар сар манӣ макун, ки ба таркиб чун манӣ.
Он к-ӯ зи хок бошад, охир равад ба хок,
Ӯро куҷо расад сухани моию манӣ.
Аз оҳани музаҳҳаб маъмур карда бош,
То бар маҳакки сирф занад зарри маъданӣ.
Зоҳир чу Боязидию ботин чу Бӯлаҳаб,
Гандумнамой з-аслу чи пӯсида арзанӣ.
Эй, ожада, ба сӯзани ҳасрат ҳазор дил
Судат чи дорад он ки муraққаъ баёжанӣ.
Ҳамсояи ту гурсна ду рӯз ё се рӯз,
Ту баста сар зи тухмаи ҳалвову равғанӣ.
Дил аз гунаҳ бишӯю чу нон дон, ки рӯзи ҳашр

Покии дил беҳ аст, ки покизадоманӣ.
Эй, омада зи хоку ба хок аст рафтанат,
В-аз сад ҳазор ганҷ ба хок андар оганӣ.
Тамъи бақо чӣ дорӣ, маъҷуни шахси ту
Бод асту оташ асту гили тираву манӣ.
Пиндорӣ эй ахӣ, ки бимонӣ, ту ҷовидон,
Гар руд нагсалад, раҳи дилгир мезанӣ.
Ғофил мабош, дон, ки зи андоми ту ба гӯр
Созанд мору мӯр рафиқию сарзанӣ.
Бигшой гӯши ақлу нигаҳ кун ба чашми дил
Дар кору бори мардум, дар олами данӣ.
Чун сидраи ту бофта аз панбаи фано,
Дар дил тамаъ қабои бақоро чаро кунӣ.
Он к-аз ту зоду он кӣ туро зод рафтаанд
Дар тирагии гӯр зи саҳрои равшанӣ.
Гоҳе ту гулханиро бинӣ, шуда амир,
Рӯзи дигар амири аҷал гашта гулханӣ.
Хуфта ба зери хок на, ло бал ки гашта хок
Аз хокашон ту карда басе зарфи хӯрданӣ.
Дар зери хишт чеҳраи хоуни хиргаҳӣ,
Дар зери санг пайкари сарҳанги ҷавшанӣ.
Донӣ ту, ё надонӣ, к-аз хоки мо ҳамон
Эдун кунанд, к-аз гили эшон ту меканӣ.
Эй бар тариқи ботилпӯён, ту рӯзу шаб
Дода инони хеш ба шайтон зи реманӣ.
Меҳри расули мурсалу меҳри Алию ол
Бар дил гумору гир ба ҷаннот сокинӣ.
Гирди фузулу рухсату таъвил кам давон,
Чун анкабут тори ҳамоқат чаро танӣ.
Бишнос кирдигору нигаҳ дор ҷои хеш
Дини Муҳаммадию тариқи муайянӣ.
Девони ту чу зулфи нигорон сияҳ шудаст,
Пас ҳамчунин Саноӣ ғофил чаро шинӣ.

Ҳарчанд садҳазор гуноҳ аст мояаш,
Ҳарчанд, к-аз азоби сақар нест эминӣ.
Аз раҳмати худой дилаш ноумед нест,
К-ӯ мухтиясту муфлис, раб ғофиру ғанӣ.

## АЗ МУСАММАТОТ

Эй кӯдаки дебо салаб, симинбари беҷода лаб,
Сармояи нозу тараб, ҳурон зи рашкат бо тааб.
Зулфу рухат чун рӯзу шаб, з-он зулфакони пуршағаб
Афганда андар булъаҷаб ҷону дили ушшоқро.

Зебо нигори нозанин, рух чун гулу бар ёсумин,
Покизаӣ чун ҳури ин, перояи хулди барин,
Бодо бар айлоқ офарин, к-ояд чу ту з-он ҳури ин,
Фахр аст бар Мочину Чин, аз баҳри ту айлоқро.

Айёри ёри дилбарӣ, бо ғамзаву ҷон дил барӣ,
Дар сеҳр ҳамчун Сомирӣ, дар лутф чун ҳуру парӣ,
Бас дилбару хушманзарӣ, сангиндилу симинбарӣ,
Дорам фузун эй саътарӣ, дар дил дусад марзоқро.

Дорӣ ту эй сарви равон, бар лолаву бар арғувон,
Аз мушку анбар сулаҷон бар чеҳраи чун нордон,
Рухсораи чун гул нишон, бӯӣ ту ҳамчун варду бон,
Чандин чӣ дорӣ дар ғамон ин ошиқи муштоқро.

Аз ҳаҷрат эй моҳу х(в) ар, кардӣ маро бе хобу х(в)ар,
Баста дилу хаста ҷигар, лаб хушк дорам, дида тар,
Аҳде, ки кардӣ эй писар, бо ман ту эй ҷони падар,
Зинҳор бар ҷонам мах(в)ар, мушкин тан он мисоқро.

*Аз маснавии «Ҳадиқат-ул-ҳақиқат ва шариат-ут-тариқа» (порчаҳо)*

## ФЕҲРАСТИ МАНЗУМ

Боби ӯ гарчи ҳаст зоҳир даҳ,
Ҳаст ботин беҳ аз саду panҷаҳ.
Боби аввал баёни тамҳид аст,
Маҳзи танзеҳу сарфи тавҳид аст.
Боби сонӣ санову наъти расул,
В-он ба ҳар чор ёр гашта қабул.
Боби солис зи ақл гӯям ман,
З-он ки ғунҷад дар ӯ маҷоли сухан.
Боби робеъ зи илму хондани илм
Гуфт хоҳам зи рӯи донишу ҳилм.
Боби хомис зи ишқу таъбираш
К-аз куҷо то куҷост таъсираш.
Боби содис зи ғафлату нисён
Ки чи муставлӣ аст бар инсон.
Боби собеъ зи ҳоли душману дӯст,
Ки биёбӣ ҳар он чи сирати ӯст.
Боби сомин зи гашти афлок аст,
Ки чунин ҷоиз асту ёбок аст.
Боби тосеъ санои шоҳи чаҳон,
Он ки душман зи теғи ӯст ниҳон.
Боби ошир сифоти ин тасниф,
Ки набинӣ дигар чунин таълиф.

# АЛ – БОБ – УЛ АВВАЛ ДАР ТАВҲИДИ БОРИ ТАОЛО

Эй дарунпарвари бурунорой
В-эй хирадбахши бехирад, бахшой.
Холиқу розиқи замину замон,
Ҳофизу носири макину макон.
Ҳама аз сунъи ту макону макин,
Ҳама дар амри ту замону замин.
Оташу обу боду хоки сукун
Ҳама дар амри қудратат бечун.
Арш то фарш ҷузву мабдаи туст,
Ақл бо рӯҳ пайки мисраи туст.
Дар даҳон ҳар забон, ки гардон аст,
Аз санои ту андар ӯ ҷон аст.
Номҳои бузурги мӯҳтарамаст
Раҳбари ҷуду неъмату карамаст.
Ҳар як афзун зи аршу фаршу малак,
К-он ҳазору як асту сад кам як.
Ҳар яке з-он ба ҳоҷате мансуб,
Лек номаҳрамон аз он маҳҷуб.
Ё раб, аз фазлу раҳмат ин дилу ҷон,
Маҳрами диди номи худ гардон.
Куфру дин ҳар ду дар раҳат пӯён,
Ваҳдаҳу ло шарика лаҳ гӯён.
Сонеъу мукриму тавоно ӯст,
Воҳиду комрон, на чун мо ӯст.
Ҳайю қайюму олиму қодир,
Розиқи халқу қоҳиру ғофир.
Фоили ҷунбиш асту таскин аст,
Ваҳдаҳу ло шарика лаҳ ин аст.
Аҷзи мо ҳуҷҷати тамомии ӯст,
Қудраташ ноиби асомии ӯст.
Лову ҳу з-он сарои рӯзбеҳӣ

Боз гаштанд ҷайбу киса тиҳӣ.
Бартар аз ваҳму ақлу ҳиссу қиёс
Чист ҷуз хотири худойшинос?
Ҳар куҷо орифест дар ҳама фарш,
Ҳаст чун фарш зери наълаш арш.
Ҳарза донад равони бинанда,
Офарин ҷуз ба офаринанда.
Он кӣ донад зи хок тан кардан,
Бодро дафтари сухан кардан.
Воҳиб-ул-ақлу мулҳам-ул-албоб
Мунши-ун-нафсу мабдаъ-ул-асбоб.
Ҳама аз сунъи ӯст кавну фасод,
Халқро ҷумла мабдаасту маод.
Ҳама аз ӯву бозгашт бад-ӯ,
Хайру шарр ҷумла сар гузашт бад-ӯ.
Ихтиёрофарини неку бад ӯст,
Боиси нафсу мабдаи хирад ӯст.
Ӯ зи ночиз чиз кард туро.
Хор будӣ азиз кард туро.
Ҳеҷ дилро ба кунҳи ӯ раҳ нест
Ақлу ҷон аз камолаш огаҳ нест.
Дили ақл аз ҷалоли ӯ хира,
Ақли ҷон бо камоли ӯ тира.
Ақли аввал натиҷа аз сифаташ,
Роҳ дода варо ба маърифаташ.
Сустҷавлон зи иззи зоташ ваҳм,
Тангмайдон зи кунҳи васфаш фаҳм.
Ақлро пар бисӯхт оташи ӯ,
Аз паи рашк гарди мафраши ӯ.
Нафс дар мавкабаш раҳомӯзест,
Ақл дар мактабаш навомӯзест.
Чист ақл андар ин сипанҷи сарой
Ҷуз музавварнависи хатти худой?
Нест аз роҳи ақлу ваҳму ҳавос,

Ҷуз худой эч кас худойшинос.
Иззи васфаш, ки рӯй бинмояд,
Ақлро ҷону ақл бирбояд.
Ақлро худ касе ниҳад тамкин,
Дар мақоме, ки Ҷабраили амин.
Кам зи гунҷишке ояд аз ҳайбат,
Ҷабраиле бад-он ҳама савлат.
Ақл, к-он ҷо расид сар биниҳад,
Мурғ к-он ҷо парид пар биниҳад.
Ҳар чиро ҳаст гуфтӣ аз буну бор
Гуфти ӯро шарики хуш медор.
Ҷуз ба ҳисси рақиқу нафси хабис
Накунад дар қидам ҳадиси ҳадис.
Дар раҳи қаҳру иззати сифаташ
Кунҳи ту бас бувад ба маърифаташ.
Чанд аз ин ақли турраҳотангез?
Чанд аз ин чарху табъи рангомез.
Ақлро худ ба худ чу роҳ намуд,
Пас ба шоистагӣ варо бисутуд.
К-аввали офаридаҳо ақл аст,
Бартар аз баргузидаҳо ақл аст.
Ақли кулл як сухан зи дафтари ӯ
Нафси кулл як пиёда бар дари ӯ.
Ишқро дод ҳам ба ишқ камол,
Ақлро кард ҳам ба ақл иқол.
Ақл монанди мост саргардон
Дар раҳи кунҳи ӯ чу мо ҳайрон.
Ақли ақл асту ҷони ҷон аст ӯ,
Он кӣ з-ин бартар аст, он аст ӯ.
Бо тақозои ақлу нафсу ҳавос
Кай тавон буд кирдигоршинос?
Гар на эзид варо намудӣ роҳ
Аз худоӣ куҷо шудӣ огоҳ?

## ФАСЛ ФИ-Л МАЪРИФАТӢ

Ба худаш кас шинохт натвонист,
Зоти ӯ ҳам бад-ӯ тавон донист.
Ақл ҳаққаш битухт нек битохт,
Аҷз дар роҳи ӯ шитофт, шинохт.
Карамаш гуфт: Мар маро бишнос!
В-арна нашносадаш ба ақлу ҳавос?
Ба далелӣ ҳавос кай шояд
Гавз бар пушти қубба кай пояд?
Ақл раҳбар валек то дари ӯ
Фазли ӯ мар маро барад бари ӯ.
Ба далелии ақл раҳ набарӣ
Хира чун дигарон макун ту харӣ.
Фазли ӯ дар тариқ раҳбари мост,
Сунъи ӯ сӯи ӯ далелу гувост.
Эй шуда аз шинохт худ оҷиз
Кай шиносӣ худойро ҳаргиз.
Чун ту дар илми худ забун бошӣ
Орифи кирдигор чун бошӣ.
Чун надонӣ ту сирри сохтанаш
Чун таваҳҳум кунӣ шинохтанаш.
Ваҳмҳо қосир аст з-авсофаш,
Фаҳмҳо ҳарза мезанад лофаш.
Ҳаст дар васфи ӯ ба вақти далел,
Нутқ ташбеҳу хомушӣ таътил.
Ғояти ақл дар раҳаш ҳайрат
Мояи ақл сӯи ӯ ғайрат.
Ақлу ҷонро муроду молик ӯст,
Мунтаҳои муриду солик ӯст.
Ақли мо раҳнамои ҳастии ӯст
Ҳастҳо зери пои ҳастии ӯст.
Феъли ӯ хориҷ аз даруну бурун,

Зоти ӯ бартар аз чигунаву чун.
Зоти ӯро набурда раҳ идрок
Ақлро ҷону дил дар он раҳ чок.
Ақл бе кунҳи ошноии ӯ,
Бехабар буда аз худоии ӯ.
Чи кунӣ ваҳмро ба ҷусташ ҳас,
Кай бувад бо қидам ҳадиси ҳадас?
Анбиё з-ин ҳадис саргардон
Авлиё з-ин сифотҳо ҳайрон.

## ФАСЛ АНДАР ВАҲДАТ ВА ШАРҲИ АЗАМАТ

Аҳад асту шумор аз ӯ маъзул
Самад асту ниёз аз ӯ махзул.
Он аҳад не, ки ақл донаду фаҳм
В-он самад не, ки ҳис шиносаду ваҳм.
На фаровон на андаке бошад,
Яке андар якӣ, яке бошад.
Дар дуӣ ҷуз баду сакат набувад,
Ҳаргиз андар якӣ ғалат набувад.
То туро дар дарун шумору шакест,
Чи яке дон, чи ду, ки ҳар ду якест.
Ба чорогоҳи дев бар зи яқин
Чиву чанду чарову чунро ҳин.
На бузургиш ҳаст з-афзунӣ
Зоти ӯ бар зи чандию чунӣ.
Аз паи баҳси толиби оҷиз
«Ҳалу» «ман» гуфтан андар ӯ ҷоиз.
Кас нагуфта сифоту мабдаи ҳу
Чанду чуну чарову чӣ каю кӯ?
Яди ӯ қудрат асту ваҷҳ бақош,
Омадан ҳикмату нузул атош.
Қидамайнаш ҷалоли қаҳру хатар,

Асбаинаш нифози ҳукму қадар.
Ҳастҳо тахти қудрати ӯянд,
Ҳама бо ӯву ӯ ҳамечӯянд.
Ҷунбиши нур сӯи нур бувад,
Нур кай з-офтоб дур бувад.
Бо вуҷудаш азал парер омад,
Пагаҳ омад, валек дер омад.
Дар азал баста кай бувад амалаш
Як ғулом аст хоназод азалаш.
Аз абад дур дор ваҳму гумон,
Ки абад аз азал гирифт нишон.
Кай макон бошадаш зи бешу зи кам,
Ки макон худ макон надорад ҳам.
Халқро з-ин сифат чаҳоне сохт,
То зи баҳри худ ошёне сохт.
Осмон дӣ набуд, имрӯз аст,
Боз фардо набошад ӯ рӯз аст.
Орифон чун дам аз қадим зананд,
Ҳову хуро миён ду ним зананд.
На ба аркон суботи авқоташ,
На макон ҷои ҳастии зоташ.
Эй, ки дар банди сурату нақшӣ,
Бастаи «Устуво ала-л-аршӣ».
Сурат аз мӯҳдасот холӣ нест,
Дархури иззи лоязолӣ нест.
З-он ки наққош буду нақш набуд,
Устуво буду аршу фарш набуд.
Устуво аз миёни ҷон мехон,
Зоти ӯ бастаи ҷиҳот мадон.
К-устуво ояте зи Куръон аст,
Гуфтани ломакон зи имон аст.
Арш чун ҳалқа аз буруни дар аст,
Аз сифоти худой бехабар аст.

Дар саҳифа калом мастур аст,
Нақшу овозу шакл аз ӯ дур аст.
«Янзалуллоҳ» ҳаст дар ахбор
Омаду шуд ту эътиқод мадор.
Рақами арш баҳри ташриф аст
Нисбати Каъба баҳри таъриф аст.
«Ломакон» гӯй, к-асли дин ин аст,
Сар бичунбон, ки ҷои таҳсин аст.
Душмании Ҳусайн аз он ҷустаст,
Ки Алӣ лафзи ломакон гуфтаст.

## ФАСЛ АНДАР ТАНЗЕҲ

Даҳр не қолаби кадимии ӯ,
Табъ не боиси каримии ӯ.
Нашавад даҳру табъ бе қавлаш,
Ҳамчу ҷон аз ниҳод бе тавлаш.
Ину он ҳар ду ноқису абтар,
Ину он ҳар ду аблаҳу бе бар.
Модати ӯ зи кӯҳнаву нав нест,
Ӯст, к-аз ҳастҳо ба ҷуз ӯ нест.
Ба ниҳоят на мулки ӯ маъруф,
Ба бидоят на зоти ӯ мавсуф.
Зарқу талбису мухрақа нахарад,
Сӯи тавҳиду сидқ беҳ нигарад.
Дидаи ақлбин гузинад ҳақ,
Дидаи рангбин набинад ҳақ.
Ботил аст, он чӣ дида орояд,
Ҳақ дар аҳволи обу гил н-ояд.
Ақл бошад ба хилту ваҳм муҳит,
Ҳар ду он лек дар бисот басит.
Халқро зот чун намояд ӯ,

Дар кадом оина дарояд ӯ?
Ҷою ҷон ҳар ду пешкори туанд,
Кӯтволу нафасшумори туанд.
Чун бурун омадӣ зи ҷону зи ҷой,
Пас бубинӣ худойро ба худой.
Бори тавҳид ҳар касе накашад,
Таъми тавҳид ҳар касе начашад.
Ҳаст дар ҳар макон худо маъбуд,
Нест маъбуд дар макон маҳдуд.
Марди ҷисмӣ зи роҳ гумроҳ аст,
Куфру ташбеҳ ҳар ду ҳамроҳ аст.
Дар раҳи сидқ нафсро бигзор,
Хезу з-ин нафси шум даст бидор.
Аз дарунат нигошт сунъи илоҳ,
На зи зарду сапеду сурху сиёҳ.
В-аз бурунат нигошта афлок,
Аз чи? Аз боду обу оташу хок.
Феълу зоташ бурун зи олату сӯст
Баски ҳуввияташ пур аз куну ҳӯст.
Додаи худ сипеҳр бистонад,
Нақши аллоҳ ҷовидон монад.
Он кӣ беранг зад туро найранг,
Боз настонад аз ту ҳаргиз ранг.
Нагузорад ба ту фалак ҷовид,
Ранги зарду сиёҳу сурху сапед.
Офаридат зи сунъ дар таклиф,
Кард фазлаш ба худ туро таъриф.
Гуфт: ганҷе будам ниҳонӣ ман,
Холиқ-ул-халқ то бидонӣ ман.
Карда аз кофу нун ба дурри сумин
Дидаро як даҳон пур аз ёсин.
Зери гардун ба амру сунъи худой
Сохта чор хасм бар як ҷой.

Ҷамъи эшон далели қудрати ӯст
Кудраташ нақшбанди ҳикмати ӯст.
Ҳама аздод, лек з-амри илоҳ
Ҳама бо якдигар шуда ҳамроҳ.
Ҳамаро то абад ба амри қидам,
Зада найранг дар сарои адам.
Чор гавҳар ба саъи ҳафт ахтар
Шуда берангро гузоришгар.
Он кӣ бе хома зад туро найранг
Ҳам тавонад гузоридан бе ранг.
Нест гӯӣ ҷаҳон зи зишту накӯ
Ҷуз аз ӯву бад – ӯву балки худ ӯ.
Ҳама з-ӯ ёфта нигору сувар,
Ҳам ҳаюлониаслу ҳам пайкар.
Унсуру моддаи ҳаюлонӣ
Табъу алвони чор арконӣ
Ҳамаро ғояти таноҳӣ дон
Нардбонпояи илоҳӣ дон.

## ФАСЛ АНДАР САФО ВА ИХЛОС

Пас чу матлуб набвад андар ҷой
Сӯйи ӯ кай бувад сафар-т аз пой.
Сӯйи ҳақ шоҳроҳи нафсу нафас,
Ойнаи дил зудудан омаду бас.
Ойнаи дил зи занги куфру нифоқ
Нашавад равшан аз хилофу шиқоқ.
Сайқали оина яқини шумост,
Чист маҳзи сафой дини шумост.
Пеши он к-аш ба дил шаке набувад,
Сурату оина яке набувад.
Гарчи дар оина ба шакл бувӣ,

Он кӣ дар оина бувад на туӣ.
Дигарӣ ту чу оина дигар аст,
Ойна аз сурати ту бехабар аст.
Ойнаи сурат аз сифат дур аст,
К-он пазирои сурат аз нур аст.
Нур худ з-офтоб набридаст,
Айб дар оинасту дар дидаст.
Ҳар кӣ андар ҳиҷоб ҷовид аст,
Масали ӯ чу буму хуршед аст.
Гар зи хуршед бум бе нирӯст,
Аз паи заъфи худ на аз паи ӯст.
Нури хуршед дар ҷаҳон фош аст,
Офат аз заъфи чашми хаффош аст.
Ту набинӣ ҷуз аз хаёлу хавос,
Чун наӣ хатту сатҳу нуқташинос.
Ту дар ин роҳи маърифат ғалатӣ
Солу маҳ монда дар ҳадиси батӣ.
Гӯяд он кас дар ин мақоли фузул,
Ки таҷаллӣ надонад ӯ зи ҳулул.
Гар-т бояд, ки бар диҳад дидор,
Оина каж мадору равшан дор.
К-офтобе, ки нест нур дареғ,
Обгинат намояд андар меғ.
Йӯсуфе аз фаришта некӯтар,
Деврӯе намояд аз ханҷар.
Ҳақ зи ботил муоина накунад,
Ханҷарат кори оина накунад.
Сурати худ дар ойнаи дили хеш
Беҳ тавон дид аз он, ки дар гили хеш.
Бигсал он силсила, ки пайвастӣ,
Ки зи гил дур чун шудӣ, растӣ.
З-он ки гил музламасту дил равшан,
Гили ту гулхан асту дил гулшан.

Ҳар чӣ рӯйи дилат мусаффотар,
З-ӯ таҷаллӣ туро муҳайётар.
На чу заҳмат фузун-ш буд ихлос,
Гашт Бӯбакр дар таҷаллӣ хос.

## АТ-ТАМСИЛУ ФИ ШАЪНИ МИН КОНА ФИ ҲАЗИҲИ АЪМА ФАҲУВА ФИ-Л-ОХИРАТИ АЪМО

Буд шаҳре бузург дар ҳади Ғӯр
В-андар он шаҳр мардумон ҳама кӯр.
Подшоҳе дар он макон бигузашт,
Лашкар оварду хайма зад бар дашт.
Дошт пиле бузурги боҳайват,
Аз паи ҷоҳу ҳашмату савлат.
Мардумонро зи баҳри дидани пил,
Орзу хост з-ончунон таҳвил.
Чанд кӯр аз миёни он кӯрон
Бари пил омаданд аз он урон.
То бидонанд шаклу ҳайъати пил,
Ҳар яке тозиён дар он таъҷил.
Омаданду ба даст месуданд,
З-он ки аз чашм бебасар буданд.
Ҳар якеро ба ламс бар узве,
Иттилоъ уфтид бар ҷузве.
Ҳар яке сурати муҳоле баст,
Дилу ҷон дар паи хаёле баст.
Чун бари аҳли шаҳр боз шуданд,
Барашон дигарон фароз шуданд.
Орзу кард ҳар яке з-эшон,
Ончунон гумраҳону бадкешон.
Сурату шакли пил пурсиданд,

В-он чи гуфтанд ҷумла бишниданд.
Он ки дасташ ба сӯи гӯш расид,
Дигаре ҳоли пил аз ӯ пурсид.
Гуфт: шаклест саҳмноку азим,
Паҳну саъбу фарох ҳамчу гилем.
В-он ки дасташ расид зӣ хартум,
Гуфт: Гаштаст мар маро маълум
Рост чун новдон миёнатиҳист
Саҳмнокасту мояи табаҳист.
В-он киро буд зи пил малмусаш
Дасту пои ситабр парбусаш
Гуфт: Шаклаш чунонки мазбут аст,
Рост ҳамчун амуди махрут аст.
Ҳар яке дида ҷузве аз аъзо
Ҳамагонро назар фитода хато.
Ҳеҷ дилро зи кулли огаҳ не,
Илм бо ҳеҷ кӯр ҳамраҳ не.
Ҷумлагиро хаёлҳои муҳол
Карда монанди ғатфара ба ҷувол.
Аз худоӣ халоиқ огаҳ нест,
Уқалоро дар ин сухан раҳ нест.

## ФАСЛ ФИ ИН-НА-Л-УСТУВОЪИ МАЪҚУЛ ВА-Л-КАЙФИЯТИ МАҶҲУЛИ

Он яке раҷл гуфта он як яд,
Беҳуда гуфтаҳо бибурда зи ҳад.
В-он дигар асбаъину нақлу нузул
Гуфтаву омада ба роҳи ҳулул.
В-он дигар устувои аршу сарир
Карда дар илми хештан тақдир.
Яке аз ҷаҳл гуфта қаъду ҷалас,

Баста бар гардан аз хаёл ҷарас.
Ваҷҳ гуфта яке, дигар қадамайн,
Кас нагуфта варо, ки матлабак айн?
З-ин ҳаме гуфта қолу қил омад,
Ҳоли кӯрону ҳоли пил омад.
Ҷалла зикра муназзаҳ аз чиву чун,
Анбиёро шуда ҷигарҳо хун.
Ақлро з-ин ҳадис пай карданд,
Уламоро улум тай карданд.
Ҳама бар аҷзи худ шуданд муқирр
Войи он к-ӯ ба ҷаҳл гашт мусирр.
Муташобеҳ бихон дар ӯ м-овез,
В-аз хаёлоти беҳуда бигурез.
Он чӣ насс аст ҷумла оманно,
В-он чӣ ахбор низ салламно!

## АЗ-ТАМСИЛ ФИ АСҲОБИ ТАМАННО АС-СИВО

Родмарде зи ғофиле пурсид,
Чун варо сахт ҷулфу ҷоҳил дид.
Гуфт ҳаргиз ту заъфарон дидӣ?
Ё ҷуз аз ном ҳеҷ нашнидӣ?
Гуфт бо мост хӯрдаам бисёр,
Сад раҳу бештар на худ як бор.
То раво гуфт родмарди ҳаким,
Ин-т бечора ин-т қалби салим.
Ту басал низ ҳам намедонӣ,
Беҳуда риш чанд ҷунбонӣ.
Он кӣ ӯ нафси хеш нашносад,
Нафси дигар касе чи пармосад.
В-он кӣ ӯ дасту пойро донад,

Ӯ чи гуна худойро донад.
Анбиё оҷизанд аз ин маънӣ,
Ту чаро ҳарза мекунӣ даъвӣ.
Чун намудӣ бад-ин сухан бурҳон,
Пас бидонӣ муҷарради имон.
В-арна ӯ аз куҷову ту зи куҷо
Хомушӣ беҳ туро, ту жож махо(й).
Уламо ҷумла ҳарза мелофанд,
Дин на бар пои ҳар касе бофанд.

## ФАСЛ АНДАР ДАРАҶОТ

Ҷон-тро дӯзах ошёна макун,
Хотиратро муҳолхона макун.
Гирди беҳудаву муҳол магард,
Бар дари хонаи хаёл магард.
Аз хаёли муҳол даст бидор,
То бад-он боргаҳ биёбӣ бор.
Андар ин баҳри бекарона чу ғук,
Дасту пое бизан, чи донам бук.
К-он сарои бақо барои ту аст,
В-ин сарои фано на ҷои ту аст.
Он сарои бақо туростмаад,
Явм бигзору ҷон кун аз паи ғад.
Дар ҷаҳон зишту некӯву чапу рост,
Нохалафзодагони одамрост.
Поя бисёр сӯи боми баланд,
Ту ба як поя чун шавӣ хурсанд?
Пояи аввал андар ӯ ҳилм аст,
К-ӯ ба таҳқиқи хоҷаи илм аст.
Ҷамъ кардӣ бар аввалин поя
Хираду ҷону сурату моя.

Ту ҳақиқат бидон, ки дар олам
Аз барои натиҷаи одам.
Нест аз баҳри осмони азал
Нардбон поя беҳ зи илму амал.
Баҳри болову шеби манзилро
Ҳикмати ҷон қавӣ кунад дилро.
Андар ин роҳ агарчи он накунӣ
Дасту пое бизан, зиён накунӣ.
Ҳар кӣ ӯ тухми коҳилӣ корад,
Коҳилӣ кофириш бор орад.
Ҳар кӣ бо ҷаҳлу коҳилӣ пайваст,
Пояш аз ҷой рафту кор аз даст.
Батар аз коҳилӣ надонам чиз,
Коҳилӣ кард Рустамонро ҳез.
Аз паи корат офаридастанд,
Ҷомаи хилқатат буридастанд.
Ту ба хулқон чаро шавӣ қонеъ
Чун нагардӣ бад-он ҳалал томеъ.
Ду-ду манзил яке кунад содиқ,
Се-се манзил яке кунад ошиқ.
Милку мулк аз куҷо ба даст орӣ
Чун маҳе шаст рӯз бекорӣ.
Рӯз бекорию шаб осонӣ
Нарасӣ бар сарири Сосонӣ.
Тоҷу тахти мулук бе нами миғ
Дастаи гурз дону қабзаи теғ.
Аз паи симу тӯъмаи гардун,
Пеши муште хасиси нокаси дун,
Кисаи пур мадӯзу парда мадар,
Косаро бар малису ишва махар.
Илм дорӣ ба ҳилм бош чу кӯҳ
Машав аз ноиботи даҳр сутӯҳ.
Илм бе ҳилм шамъи бенур аст,

Ҳар ду бо ҳам чу шаҳди занбӯр аст.
Шаҳди бе мум рамзи аҳрор аст,
Муми бе шаҳд бобати нор аст.
Баргузар з-ин сарои кавну фасод,
Бибур аз мабдаву бирав ба маъод.
К-андар ин хоктӯдаи беоб
Оташи бодпайкар аст сароб.

## ФИ-Л-ҲИФЗ ВА-Л-МУРОҚИБА

Ҳар киро авни ҳақ ҳисор шавад,
Анкабутеш пардадор шавад.
Сусморе санои ӯ гӯяд,
Аждаҳое ризои ӯ ҷӯяд.
Наъли ӯ фарқи аршро сояд,
Лаъли ӯ зеби фаршро шояд.
Заҳр дар коми ӯ шакар гардад,
Санг дар дасти ӯ гуҳар гардад.
Ҳар кӣ ӯ сар бар ин ситона ниҳад,
Пой бар тораки замона ниҳад.
Ақли дармондаро бар ин дар хонд.
З-он ки дар монд ҳар кӣ з-ин дар монд.
Тарсам аз ҷоҳиливу нодонӣ,
Ногаҳон бар сирот дар монӣ.
Ҷоҳилӣ мар туро ба нор диҳад,
То туро кӯку кӯкнор диҳад.
Луқма дидӣ, ки мард мехояд,
Гандуме з-он миён бурун ояд.
Буда пеши ҷароду мурғу сутур,
Дида тоби харосу таффи танӯр.
Дошта зери осиёи ту пой,
Ки нигаҳ дошташ? – Худой, худой.

Аз паи ҳифзи молу нафсу нафас,
Ӯ туро бас ту кардаӣ з-ӯ бас.
Ман бигӯям туро ба ақлу ба ҳуш,
Гар бибандӣ ту панди ман дар гӯш.
Сагу занҷир чун ба даст орӣ,
Оҳуи даштро шикаст орӣ.
Пас бад-ин эътиқоду ин ихлос
Аз барои маошу касби халос,
Эътимоди ту бар сагу занҷир
Беш бинам, ки бар самеъю басир.
Нури имон-тро дар ин бунёд
Оҳанею саге ба ғорат дод.

## АТ-ТАМСИЛ ФИ ҚАВМИ ЙӮЪТУН – АЗ – ЗАКОТ

Родмарде карим пеши писар,
Дод чандин ҳазор бадраи зар.
Писараш чун бидид базли падар,
Тарзабон шуд ба айбу азли падар.
Гуфт: Бобо, насибаи ман кӯ?
Гуфтам: Эй пур, дар хизонаи ҳу.
Қисми ту бе васию бе анбоз,
Ман ба ҳақ додам, ӯ диҳад ба ту боз.
Ӯст чун корсозу мавлии мо
Ӯ на бас дини мову дунйии мо.
Ӯ ба ҷуз корсози ҷонҳо нест,
Накунад бо ту зулм аз онҳо нест.
Ҳар якеро иваз диҳад ҳафтод,
Чун даре баст бар ту даҳ бигшод.

# ФИ-Л ҲИКМАТ ВА САБАБИ РИЗҚ – УР – РОЗИҚ

Он набинӣ, ки пештар зи вуҷуд,
Чун туро кард дар раҳам мавҷуд.
Рӯзият дод нуҳ маҳ аз хуне,
Кирдигори ҳакими бе чуне.
Дар шикам модарат ҳамепарвард,
Баъди нӯҳ моҳ дар вуҷуд овард.
Он дари ризқ бар ту чуст бибаст,
Ду дари беҳтарат бидод ба даст.
Баъд аз он илф дод бо пистон,
Рӯзу шаб пеши ту ду чашма равон.
Гуфт: К-ин ҳардуро ҳамеошом,
«Кул ҳаниъан», ки нест бар ту ҳаром,
Чун намудат фатом баъди ду сол,
Шуд дигаргун туро ҳама аҳвол.
Дод ризқи ту аз ду дасту ду пой
З-ин бигиру аз он бирав ҳар ҷой.
Гар ду дар бар ту баста кард,равост
Ивази ду чаҳор дар барҷост.
З-ин ситон, з-он бибар ба пирӯзӣ,
Гирди олам ҳаметалаб рӯзӣ.
Чун аҷал ногаҳон фароз ояд,
Кори дунё ҳама маҷоз ояд.
Боз монад ду дасту по аз кор,
Бадали чор бидҳадат ду чаҳор.
Дар лаҳад ҳар чаҳор баста шавад,
Ҳашт ҷаннат туро ҳуҷаста шавад.
Ҳашт дар бар ту боз бикшоянд,
Ҳуру ғилмон туро ба пеш оянд.
То ба ҳар дар чунонки хоҳӣ шод,
Меравӣ н-оварӣ зи дунё ёд.
Меҳрубонтар зи модару падар аст,

Мар туро ӯ ба хулд роҳбар аст.
Эй ҷавонмард, нуқтае бишнав,
В-аз атои худо нумед машав.
Чун туро дод маърифат Яздон,
Дар даруни дилат ниҳод имон.
Хилъате, к-он турост рӯзи ҷаҳиз,
Боз настонадат ба растохез.
Гар туро донишу дирам набувад,
К-ӯ туро буд ҳеҷ кам набувад.
Ӯ ба фахр орадат, набинӣ ор,
Ӯ азизат кунад, нагардӣ хор.
Он чӣ дорӣ ту дил бад-ӯ маспор,
Он чи ӯ додат устувор он дор.
Ту хазина ниҳӣ, наёбӣ боз,
Чун бад-ӯ додӣ, ӯ диҳад ба ту боз.
Зар ба оташ диҳӣ, хабас сӯзад,
Зари софӣ туро бияфрӯзад.
Бад, ки ӯ сӯхт нек дод ба ту,
Давлати чарх рух ниҳод ба ту.
Нафъи оташ агар муқими тар аст,
Оташоройӣ аз ӯ каримтар аст.
Ту надонӣ на неку на бадро,
Хозин ӯ беҳ туро, ки ту худро.
Ёр мор аст чун занӣ ту дараш,
Мор ёр аст чун рамӣ зи бараш.
Эй садафҷӯи ҷавҳари илло,
Ҷону ҷома бинеҳ ба соҳили ло.
Ҳаст ҳақ ҷуз ба нест нагрояд,
Зоди ин роҳ нестӣ бояд.
То ту аз нестӣ кулаҳ нанихӣ,
Рӯйро дар бақо ба раҳ нанихӣ.
Чун шавӣ нест сӯи ҳақ пӯйӣ,
То бувӣ ҳаст роҳи дақ ҷӯйӣ.

Менахонӣ ту аз китоби худо
Нест амвоти мард, бал эҳё.
Гар-т ҳасти замонӣ паст кунад,
Аҳсанулхолиқин-т ҳаст кунад.

## ФИЛ-ҲИДОЯТ

Сабаби ҳадяи аёди ӯ
Нафсро мӯътадию ҳодӣ ӯ.
Дар раҳи шаръу фарзу суннати хеш.
Миннати ҳақ шумар, на миннати хеш.
Нурбахши яқину талқин ӯст,
Ҳам ҷаҳонбону ҳам ҷаҳонбин ӯст.
Чун парастад тани гарон ӯро
Чи шиносад равону ҷон ӯро.
Сангпораст лаъли кон он ҷо
Булфузул аст ақлу ҷон он ҷо.
Безабонӣ, сано забони ту бас,
Ҳарзагӯӣ, ғаму зиёни ту бас.
Миннати кирдигори ҳодӣ бин,
К-одамиро зи ҷумла кард гузин.
Аз паси куфр аҳли динмон кард,
Ба сиёҳӣ сапедбинмон кард.
Ҳазраташро барои модаву нар
Бениёзӣ зи пиру пайғамбар.
Карда аз баҳри раҳбарӣ шаш мир,
Гурбаеро фатӣ, сагеро пир.
Ту мар онро, ки рух ба ҳақ н-орад,
Бут шумар ҳар чӣ донаду дорад.
Раҳбарат лутфи ӯ тамом бувад
Чарх аз он пас туро ғулом бувад.
Рӯй бар тофта зи ҳазрати ҳақ
Ман нагӯям, ки мардум аст, алҳақ.

Саг беҳ аз нокасе, ки рӯй битофт
З-он ки ноҷуста саг шикор наёфт.
Саги каҳдонӣ арчи фарбеҳ шуд,
На зи тозӣ ба корҳо беҳ шуд.
Худ зи рухсори субҳу пушти шафақ,
Дар раҳи ишқ пеш рав сӯи ҳақ.
Рӯз ки б-вад, ки пардадар бошад,
Шаб кӣ бошад, ки пардагар бошад.
Ҳар кӣ омад бад – ӯву гӯш овард,
Худ наёмад, ки лутф ӯш овард.
Ҳам аз ӯ дон, ки ҷон суҷуд кунад,
К-абр ҳам з-офтоб ҷуд кунад.
Хар ҳидоят, ки дорӣ, эй дарвеш,
Ҳадяи ҳақ шумар, на кардаи хеш.
Оли Бармак зи ҷуд кас гаштанд,
Бо саховат чу ҳамнафас гаштанд.
Номи эшон чу рӯҳ боқӣ монд,
В-ар чи гардун фанои эшон хонд.
Қавми ин рӯзгор гарчи хушанд,
Чун магас шӯхчашму дидакушанд.
Ба сухан чун шакар ҳама нӯшанд,
Ба сахо дил даранду ҷон ҷӯшанд.

## ФИЛ – МУҶОҲИДА

Чун ту аз буди хеш гаштӣ нест,
Камари ҷаҳд банду дар раҳ ист.
Чун камар баста истодӣ ту,
Тоҷ бар фарқи дил ниҳодӣ ту.
Тоҷи иқбол бар сари дил неҳ,
Пои идбор бар худу гил неҳ.
Гар-т бояд, ки суст гардад зеҳ

Аввало пӯстин ба козур деҳ.
Гарчи ғофил бар ин амал хандад
Лек оқил ҷуз ин бинапсандад.
Пӯстин боз кун, ки то дари шоҳ
Пӯстиндар басест андар роҳ.
Ба нахустин қадам, ки зад Одам
Пӯстинаш дарид гурги ситам.
На чу Қобил ташна шуд ба ҷафо
Дод Ҳобил пӯстин ба фано.
На чу Идрис пӯстин бифиганд
Дари Фирдавсро надид ба банд.
Чун Халил аз ситораву маҳу хур
Пӯстинҳо дарид бе ғами хур.
Шаби ӯ ҳамчу рӯзи равшан шуд,
Нори Намруд тоза гулшан шуд.
Ба Сулаймон нигар, ки аз сари дод,
Пӯстинаш амал ба козур дод.
Ҷину инсу туюру мӯру малах
Дар йини обу қулзуму сари шах
Рӯйи ӯро ҳама рафеъ шуданд,
Рои ӯро ҳама мутеъ шуданд.
З-оташи дил чу сӯхт об ниҳод
Хок бар дӯши боди чарх ниҳод.
Чун Калими карими ғампарвард,
Рух ба мадйин ниҳод бо ғаму дард.
Пӯстинро зи рӯйи муздурӣ
Баркашид аз ниҳоди ранҷурӣ.
Карда даҳ сол чокарии Шайб,
То гушоданд бар дилаш дари ғайб.
Дасти ӯ ҳамчу чашм бино шуд
Пои ӯ тоҷи фарқи Сино шуд.
Рӯҳ чун дам зи баҳри рӯҳонӣ
Заду пазруфт лутфи раббонӣ,
Пӯстинро ба аввалин манзил

Бифиристод сӯи гозури дил.
Дил чу ӯро фари илоҳӣ дод,
Ҳам ба хурдиш подшоҳӣ дод.
Гашт бе ӯ ба қудрати азалӣ
Аз санои хафию лутфи ҷалӣ.
Тани абрис аз ӯ чу сояи фарш
Чашми акмаҳ аз ӯ чу пояи арш.
Ҳар кӣ чун ӯ ба ном ҷӯяд нанг,
Аз яке хум бароварад даҳ ранг.
Пишг бо ӯ чу мушк шуд бӯё,
Зинда кирдори мурдагон гӯё.
Гили дилро зи лутфи ҷон сар кард.
Дили гилро зи дасти ҷон дар кард.
Чун дуконро ба меҳр кард қазо
Дасти тақдир дар нишеби фано.
Монд олам пур аз ҳавову ҳавас,
Гашт бозор пур авону асас.
Шаҳнаеро зи баҳри дафъи ситам,
Бифиристод андар ин олам.
Чун шуд аз осмони дил зоҳир,
Ҳам ба ҷон масту ҳам ба тан тоҳир
Пӯстин худ надошт дар раҳи дин,
Пас чӣ додӣ ба гозурони замин.
Аз фано чун сӯйи бақо омад,
Зинату зеби ин фано омад.
Ҳар кӣ гашт аз барои ӯ хомӯш,
Сухани ӯ ҳаёт бошаду нӯш.
Гар нагӯяд, зи коҳилӣ набувад,
В-ар бигӯяд, зи ҷоҳилӣ набувад.
Дидӣ, эй хоҷаи сухан фарбеҳ,
Ки туро дар дил аз сухан фар беҳ.
Дар хамӯшӣ набуда лаҳвандеш,
Гоҳи гуфтан набуда лағвпареш.

Баста аз ҷидду ҷаҳду ишқу талаб,
Бар гиребони рӯз домани шаб.
Рӯзу шабро ба мистари инсоф
Расвият дода беҳ зи ҳарчӣ газоф.
Аз дарунаш чу бӯи ҷон ёбанд,
Безабонон ҳама забон ёбанд.
Ту дар ин гуфти ман мадор шаке
Боз кун дида, баргумор яке.
Дар раҳаш хонда ошиқон барҷон
Ояи «Куллу ман алайҳо фон».
Он сафеҳон, ки дузду тарроранд,
Ақлро баҳри раҳ задан доранд.
Сунъи ӯ адлу ҳикмат асту ҷалӣ,
Мулки ӯ қаҳру иззат асту хафӣ.
Пайкари обу гил зи қаҳраш ур,
Лӯъбати чашму дил зи кунҳаш кӯр.
Ақл олуда аз пайи дилдор,
«Аранӣ» - гӯй гашта Мӯсовор.
Чун бурун омад аз таҷалли пайк,
Гуфт дар гӯши ӯ, ки «тубт илайк».
Сифати зоти ӯ ба илм бидон,
Номи покаш ҳазору як бархон.
Васфи ӯ зери илм некӯ нест,
Ҳарчи дар гӯшат омад он ӯ нест.
Нуқтаву хатту сатҳ бо сифаташ
Ҳаст чун ҷисму бӯъду шаш ҷиҳаташ.
Мабдаи ӯ се аз варои макон,
Холиқи ин се аз даруни замон.
Ҳеҷ оқил дар ӯ набинад айб,
Ӯ бидонад даруни олами ғайб.
Мутталеъ бар замоиру асрор,
Нуз нокарда бар дили ту гузор.

## ФАСЛ АНДАР ТАҚДИС

Кофу нун нест ҷуз набиштаи мо,
Чист кун? – Суръати нуфузи қазо.
На зи аҷз аст дерию зудиш,
На зи табъ аст хашму хушнудиш.
Иллаташро на куфр дону на дин,
Сираташро на он шиносу на ин.
Пок з-онҳо, ки ғофилон гуфтанд,
Поктар з-он, ки оқилон гуфтанд.
Ваҳму хотир далели некӯ нест,
Ҳар куҷо ваҳму хотир аст, ӯ нест.
Ваҳму хотир навофаридаи ӯст,
Одаму ақл нав расидаи ӯст.
Зоти ӯ фориғ аст аз чунӣ,
Зишту некӯ даруну берунӣ.
З-он ки исботи ҳасти ӯ бар нест,
Ҳамчу исботи модари аъмист.
Донад аъмо, ки модаре дорад,
Лек чунӣ ба ваҳм дар н-орад.
Дар чунин оламе, ки рӯяш ду
Зишт бошад, ту ӯ буви, ӯ ту.
Гар нагӯӣ бад-ӯ, накӯ набувад,
Вар бигӯӣ, ту бошӣ, ӯ набувад.
Гар нагӯӣ зи дин тиҳӣ бошӣ,
В-ар бигӯӣ мушаббаҳӣ бошӣ.
Бо ту чун рух дар оина(и) масқул,
Н-аз раҳи иттиҳоду рӯи ҳулул.
Чун бурун аз куҷову кай бувад ӯ
Гӯшаи хотири ту кай шавад ӯ.
Омма чун назди ҳазраташ пӯянд,
Онак-онак ба ҳарза мегӯянд:
Боз мардон чу фохта дар кӯй

Тавқ дар гардананд ку-ку гӯй.
Фохта ғоибаст гӯяд ку,
Ту агар ҳозирӣ чи гӯӣ ҳу.
Хоҳ уммед гиру хоҳе бим,
Ҳеч бар ҳарза н-офарид ҳаким.
Олим аст ӯ ба ҳар чи кард кунад,
Ту надонӣ бадон-т дард кунад.
Беҳ зи таслим нест дар илмаш,
Ту бидонӣ ҳакимию ҳилмаш.
Халқро дода аз ҳакимии хеш
Ҳар киро беш ҳоҷат, олат беш.
Ҳамаро дода олате дар х(в)ар,
Аз паи ҷарри нафъу дафъи зарар.
Дар ҷаҳон он-ч рафту он-ч ояд.
В-он чи ҳаст он чунон ҳаме бояд.
Ту магӯ ҳеч дар миёни фузул,
Рондаи ӯ ба дида кун ту қабул.

## ДОСТОНИ БОСТОН

Аблаҳе дид уштуре ба чаро
Гуфт: Нақшат ҳама кажаст, чаро?
Гуфт уштур: Ки андар ин пайкор
Айби наққош мекунӣ, ҳуш дор.
Дар кажиам макун ба айб нигоҳ,
Ту зи ман роҳи рост рафтан хоҳ.
Нақшам аз маслиҳат чунон омад,
Аз кажӣ ростӣ камон омад.
Ту фузул аз миёна берун бар,
Гӯши хар дархур аст бо сари хар.
Ҳаст шоиста гарчит омад хашм,
Тоқи абрӯ барои ҷуфтии чашм.
Ҳарчи ӯ карда айби ӯ макунед,

Бо баду нек ҷуз накӯ макунед.
Дасти ақл аз сахо ба нирӯ шуд,
Чашм хуршедбин зи абрӯ шуд.
Зишти некӯ ба назди аҳли хирад,
Сахт нек аст аз ӯ наояд бад.
Ба худоӣ сазо мар ӯро дон
Шабу шабгир рав мар ӯро хон,
Он накӯтар, ки ҳар чӣ з-ӯ бинӣ
Гарчи зишт он ҳама накӯ бинӣ.
Ҷисмро қисми роҳат омаду ранҷ,
Рӯҳро роҳат аст ҳамчун ганҷ.
Лек море шиканҷ бар сари ӯст,
Дасту пое хурад баробари ӯст.

## АТ – ТАМСИЛ ЛИ ҚАВМ ЯНЗУРУНА БИ АЙНАЛ – АҲВАЛ

Писаре аҳвал аз падар пурсид:
«К-эй ҳадиси ту бастаро чу калид.
Гуфтӣ: Аҳвал яке ду бинад. Чун
Ман набинам аз он чи ҳаст фузун
Аҳвал ар ҳеҷ кат шуморастӣ
Бар фалак маҳ, ки дуст чор астӣ.
Пас, хато гуфт он кӣ ин гуфтаст,
К-аҳвал ар тоқ бингарад ҷуфт аст».
Тарсам андар тариқи шореъи дин
Ҳамчунонӣ, ки аҳвали кажбин.
Ё чу аблаҳ, ки бо шутур пайкор
Карда беҳуда аз паи кирдор.

❀ ❀ ❀

Рӯҳро аз хирад шараф ӯ дод,
Афвро аз гунаҳ алаф ӯ дод.
Нек донад худой инобатро,
Ҳикматаш монеъ аст иҷобатро.
Гарчи бошад гаҳи суол муҷиб,
Надиҳад гил ба гул хуранда табиб.
Гули умри касе, ки гул хоҳад,
Кай диҳад гул-ш агарчи дил хоҳад.
Кай шавад бесабаб намудаи ту,
Будаи ҳақ чу ақли пудаи ту.
Сахт бисёр кас бувад, ки хурад,
Қадаҳи заҳр сарфу з-он намурад.
Балки ӯро ғизои ҷон бошад,
Ки зи бӯҳрон чу хайзарон бошад.
Ҳамаро аз тариқи ҳикмату дод,
Он чӣ боист беш аз он ҳама дод.
Пилро пашша гар бидаррад пӯст
Гӯ бар он гӯши пашшарон бо ӯст.
Шапуш ар ҳаст нохунат ҳам ҳаст,
Кайкро гӯшмол чун барҷаст.
Кӯҳ агар пур зи мор шуд машкӯҳ
Сангу тарёк ҳаст ҳам дар кӯҳ.
В-ар зи каждум ба дил нишон дорӣ
Кафшу наъл аз барои он дорӣ.
Дард дар олам ар фаровон аст,
Ҳар якеро ҳазор дармон аст.
Дар ҳам овехт аз паи тасвир,
Кураи замҳариру чархи асир.
Мӯътадил баҳри ҷунбиши гилро,
Сардии мағз гармии дилро.
Ҷигару дил зи акҳалу шарён
Сӯи тан боду об карда равон.

То ҷасадро ба воситаи даму хун,
Ҷон диҳад ин ба ҷунбиш он ба сукун.
Малакут асту мулк дар олам
Забари тахти нуру тахти зулам.
Кард бахш ин ду мояро дар сунъ,
Чун бигустурд сояро бар сунъ.
Малакут аз шараф равон дорад,
Мулк аз роҳи лутф ҷон дорад.
То даруну бурун пазирад қут,
Тан зи зилмулку ҷон зи зилмалакут.
Нӯш дон ар чи захри ӯ бошад,
Лутф дон ҳар чи қаҳри у бошад.
Бошад аз модарони мо бар мо,
Ҳам ҳиҷомат накӯю ҳам хурмо.

## ФИ ЗИНАТ – УЛ – АТФОЛ

Он набинӣ, ки тифлро доя
Гоҳи хурдӣ ба аввалин поя.
Гоҳ бандад варо ба гаҳвора,
Гоҳ бар бар ниҳад-ш ҳамвора.
Гаҳ занад саъбу гоҳ бинвозад,
Гоҳ дураш кунад, биандозад.
Гоҳ бӯсад ба меҳр рухсораш,
Гоҳ бинвозаду кашад бораш.
Марди бегона чун нигоҳ кунад,
Хашм гирад зи доя оҳ кунад.
Гӯядаш нест меҳрубон доя,
Бари ӯ ҳаст тифли каммоя.
Ту чи донӣ, ки доя беҳ донад,
Шарти кор ончунон ҳаме ронад.
Бандаро низ кирдигор ба шарт,

Мегузорад ба ҷумла кор ба шарт.
Он чи бояд ҳаме диҳад рӯзӣ,
Гоҳ ҳирмону гоҳ пирӯзӣ.
Гоҳ бар сар ниҳад зи гавҳар тоҷ,
Гаҳ ба донге варо кунад мӯҳтоҷ.
Ту ба ҳукми худой розӣ шав,
В-арна бихрӯшу пеши қозӣ шав.
То туро аз қазо-ш бирҳонад,
Аблаҳ он кас, ки инчунин монад.
Ҳарчи ҳаст аз балову офиятӣ
Хайр маҳз асту шарр ориятӣ.
Бад ба ҷуз ҷулфу беадаб накунад,
Ки накӯкор ҳеҷ бад накунад.
Сӯи ту номи зишту номи накӯст
В-арна маҳзи атост ҳарчи аз ӯст.
Бад аз ӯ дар вуҷуди худ н-ояд,
Ки худоро бад аз куҷо шояд.
Он ки орад ҷаҳон ба кунфаякун,
Чун кунад бад ба халқи олам, чун.
Хайру шар нест дар ҷаҳони сухан,
Лақаби хайру шар ба тусту ба ман.
Он замон к-эзид офарид офоқ
Ҳеҷ бад н-офарид бар итлоқ.
Марг инро ҳалоку онро барг
Заҳр онро ғизою инро марг.
З-оина рӯйро ҳунар бошад,
Гарчи пушташ пур аз гуҳар бошад.
Оина гар чу пушти рӯй сиёҳ
Будии кас накардӣ эч нигоҳ.
З-оина рӯй беҳ бувад хуршед
Пушти ӯ хо(ҳ) сиёҳу хоҳ сапед.
Чун туро аз даруни дил бинигошт,
Ойнаи ту зи пеши дил бардошт.

# ФАСЛ АНДАР СУНЪ ВА ҚУДРАТ

Нақшбанди буруни гилҳо ӯст,
Нақшдони даруни дилҳо ӯст.
Сунъи ӯро муқаддам аст адам,
Зоти ӯро мусаллам аст қидам.
То туро кибр тезхашм накард,
То туро чашми ту ба чашм накард.
Пои товус агар чу пар будӣ
Дар шабу рӯз ҷилвагар будӣ.
Кӣ тавонад нигошт дар одам
Нақшбанди қадамнигори қидам.
Ақлро карда қоили сурат
Мояро карда қобили сурат.
Мабдаи ҳасту он чи ноҳаст ӯ
Сонеъи дасту он чи дар даст ӯ.
Қиблаи ақл сунъи бе халалаш
Каъбаи шавқ зоти бебадалаш.
Ақлро дода роҳи бедорӣ
Ту ҳаме ақлро чи пиндорӣ?
Сагу санг аст гулханию раҳӣ
Ту чу лаъл аз даруни ҳуққа беҳӣ.
Сим баҳри ҳазина дорад шоҳ,
Лаъл баҳри хазина дорад шоҳ.
Сими зор аз ниҳод ворун аст,
Лаъли шод аз дарун пурхун аст.
Сохт дӯлобӣ аз забарҷади ноб
Кӯза симин бубаст бар дулоб.
Он ки сунъи қидам чу ҳад бинҳод,
Адам аз олами аҳад бинҳод.
Он гаҳе васфи ҷисм пайдо кард,
Исми Аҳмад зи қисм пайдо кард.

## ФИ ТАЪЗИМИ ҚАДРИҲИ

Оташу боду обу хоку фалак
Забараш ақлу ҷон миёна малак.
Хираду ҷону сурати мутлақ
Ҳама аз амр дону амр аз ҳақ.
Ӯст найрангу мояи паргор,
Неъмату шукру шукргӯи нигор
Карда дар роҳи ноҷавонмардон
Дар ҳаво шамъу шамъдон гардон.
Карда дар шаҳраҳи маошу маъод
Феълу қувват қарини кавну фасод.
Қудраташ карда дар ҷаҳони сухан,
Қувваеро ба феъле обистан.
Ҳар чи ояд ба феъл поишро
Ҳар чи дар кувватаст зоишро.

## ФИ-Л АМСОЛ ВАЛ МАВОИЗ

Бо сияҳ бош чун-т нагзинад
Ки сияҳ ҳеҷ ранг напзирад.
Бо сияҳрӯй хушдилӣ ба ҳам аст
Тарабангези сурхрӯй кам аст.
Табаши оташе, ки дилҷӯй аст
Толиби сӯхта сияҳрӯй аст.
Зангии зишт дар балоҷӯйӣ
Хушдилӣ ёфт дар сияҳрӯйӣ.
Тараби ӯ на аз накӯии ӯст,
Хушдили ӯ зи мушкбӯии ӯст.
Ҳаст равшантар аз зиёи ҳилол
Кашфи ҳоли Ҳилолу кафши Билол.
Рози дил гар ҳаме нахоҳӣ фош,
Бо сияҳрӯии ду олам бош.

З-он ки онро ки орзу талаб аст
Парда дар рӯзу пардадор шаб аст.
З-ин ҳавасҳои ҳарза даст бидор,
Орзу заҳр дону меъда чу мор.
Афъии орзу-т агар бигазад,
Бо ту ин корҳо басе напазад.
Ки бад-ин роҳ дар бадӣ некист,
Оби ҳайвон даруни торикист.
Дил зи ранги сияҳ чи ғам дорад,
З-он ки шаб рӯз дар шикам дорад.
Ҳар чи ҷуз ҳақ, ҳар он чи ботин аст,
Ҷуз тариқи ҳақиқати дин аст.
З-он ки мардон дар ин куҳан хона
Нав гирифтанд бе даму дона.
Чун ба боғи худой бигрозанд,
Ҳар чи талқин бувад биандозанд.
Бехудӣ мунтаҳои рози ҳамаст
Марҷаи рӯҳи пок бо калимаст.
Бигзар аз ҷону ақл як боре
То ба фармони ҳақ расӣ боре.
Эй, ки фарши замона нанваштӣ
В-эй, ки аз чору нуҳ бинагзаштӣ.
Менабинӣ аз он ки шабкӯрӣ
Рӯз чун ақли аблаҳон ӯрӣ.
Менагӯям сухан туро на ба ғамз,
Лекин аз роҳи ҳақ ба нуктаву рамз.
То зи ботил бинагзарӣ ҳақ нест,
Ки аз ин нима ҳаққи мутлақ нест.
Ҷуз паи зоди роҳи олами ҳай
Зӯр лохайр дону зар лошайъ.
Ҳаст лохайр зӯри зардорон,
Ҳамчу лошайъ ақли майхорон.

# ДАР БЕНИЁЗӢ АЗ ҒАЙРИ ХУДОЙ ТАЪОЛО ВА ДАСТ ДАР ВАЙ ЗАДАН

Аз ману аз ту корсозиро
Безабонист бениёзиро.
Бениёзишро чи куфру чи дин,
Безабонишро чи шак чи яқин.
Бениёзӣ ниёзҷӯй аз ту,
Посдорӣ сипосгӯй аз ту.
Ба ҳақиқат бидон, ки ҳаст худой
Аз паи ҳукму ҳикмати басазой.
Тоату маъсият туро нанг аст,
В-арна зӣ ӯ баранг якранг аст.
Кай ба ақлу ба дасту пой расад
Банда хоҳад, ки дар худой расад
Ӯ туро роъию ту гургписанд,
Ӯ туро доъию ту ҳоҷатманд.
Гургу Йӯсуф ба туст хурду бузург,
В-арна зӣ ӯ якест Йӯсуфу гург.
Лутфи ӯро чи монеию чи явн
Қаҳри ӯро чи Мӯсию Фиръавн.
Нафсу афлок офаридаи ӯст,
Хунук он кас, ки баргузидаи ӯст.
Чи азизӣ зи ақлу барх ӯро,
Чи бузургӣ зи нафсу чарх ӯро!
Чарху он кас, ки чархгардон аст
Осиёб асту осиёбон аст.
Ҳукм фармону ақл фармонгир
Нафс наққошу табъ нақшпазир.
Ҷунбиши чарх бе сукуну замин
Ҳаст чун мӯр дар дами тиннин.
Мӯрро аждаҳо фурӯ набарад,
Гардиши чарх бе хабар гузарад.

Бехабарвор дар машимаи ло,
Карда дар кор осиёи бало.
Умри ту донавор дар дами ӯ
Сури ту ҳамнишини мотами ӯ.
Назди туст он ки аз паи шаву ой
Косаи ту чаҳор дорад пой.
Ҷуз ба фазлаш ба роҳи ӯ нарасӣ
В-арчи дар тоаташ қавинафасӣ.
Он ки дар худ ба дасту пой расад,
Кай тавонад, ки дар худой расад.

## АНДАР ЗИКР ВА ЁД КАРДАН

Зикр бар дӯстону камсуханон
Чи шуморӣ ба сони пирзанон.
Ҷавр бо ҳукми ӯ ҳама дод аст,
Умр бе ёди ӯ ҳама бод аст.
Он-к гирён аз ӯст, хандон ӯст,
Дил, ки бе ёди ӯст, сандон ӯст.
Шудӣ эмин чу номи ӯ бурдӣ,
Дар тариқат қадам бияфшурдӣ.
Ту ба ёдаш чу гул забон кун тар,
То даҳонат кунад чу гул пурзар.
Серҷон кард ҷони бихрадро,
Ташнадил кард ошиқи худро.
Як замон аз дараш машав ғоиб,
То бувад азму рои ту сойиб.
Кори нодони кӯтаҳандеш аст,
Ёдкарди касе, ки дар пеш аст.

## ҲИКОЯТ

Сурӣ аз Боязиди Бистомӣ
Аз паи тоату накӯномӣ.
Кард некӯ саволею бигрист,
Гуфт: «Пиро, бигӯ, ки золим кист?»
Пири вай мар варо ҷавоб бидод,
Шарбати вай ҳам аз китоб бидод.
Гуфт: Золим касест бадрӯзӣ,
Ки яке лаҳза дар шабонрӯзӣ
Кунад аз ғофилӣ фаромӯшаш,
Набувад банда ҳалқа дар гӯшаш.
Гар фаромӯш кардияш нафасе
Золимӣ, ҳарза нест чун ту касе.
В-ар ба вай ҳозиру барӣ номаш
Нест кардӣ зи ҷазм аҳкомаш.
Он чунон ёд кун, ки аз дилу ҷон,
Нашавӣ ғоиб аз замину замон.

## АНДАР ВУҶУД ВА АДАМ

Ҷаҳд кун то зи нест ҳаст шавӣ,
В-аз шароби худой маст шавӣ.
Бошад онро, ки дин кунад ҳасташ,
Гӯю чавгони даҳр дар дасташ.
Чун аз ин ҷуръа гашт ҷони ту маст,
Бар баландии ҳаст гардӣ паст.
Ҳар кӣ озод кард онҷоист,
Ҳалқа бар гӯшу банд бар поест.
Лекин он банд беҳ, ки маркаби бахт,
Лекин он ҳалқа беҳ,ки ҳалқаи тахт.
Банд к-ӯ барниҳад ту тоҷ шумар,
В-ар палосат диҳад, давоҷ шумар.
З-он ки ҳам муҳсинасту ҳам муҷмил,

З-он ки ҳам мукрим асту ҳам муфзил.
Чӣ кунӣ баҳри бенавоиро,
Шодию зираку баҳоиро.
Шод аз ӯ бошу зирак аз динаш,
То биёбӣ ризову тамкинаш.
Некбахт он касе, ки бандаи ӯст.
Дар ҳама корҳо басандаи ӯст.
Чун аз ин шоххо шудӣ бебарг,
Дастҳо дар камар кунӣ бо марг.
Нашавӣ маргро дигар мункар,
Ёбӣ аз олами ҳаёт хабар.
Дасти ту чун ба шохи марг расид,
Пои ту гирди кохи барг давид.
Пой к- аз торуми ҳудо дур аст,
Нест пой, он димоғи махмур аст.

## АНДАР ШУКР ГӮЯД

Одамӣ сӯи ҳақ ҳамепӯяд,
Он накӯтар, ки шукри ӯ гӯяд.
Ӯст бешаклу ҷисму ҳафту чаҳор,
Эзиди фарду холиқи ҷаббор.
Шаклу ҷисму табоеъу табдил,
Одамирост моҳу сол адил.
Мавзеъи куфр нест ҷуз дар ранҷ,
Марҷаи шукр нест ҷуз сари ганҷ.
Чун шудӣ бар қазои ӯ собир,
Хонд онгоҳ мар туро шокир.
Шукр гӯй аз паи зиёдатро,
Олим ул- ғайби ваш-шаҳодатро.
Шаккари шукри ӯ кӣ донад руфт,
Гавҳари зикри ӯ кӣ донад суфт.
Ӯ бубахшад, ҳам ӯ савоб диҳад,

Ӯ бигӯяд, ҳам ӯ ҷавоб диҳад.
Ҳарчи бистад зи неъмату нозат,
Беҳ аз он ё ҳамон диҳад бозат.
Гирам ар мӯйҳо забон гардад,
Ҳар забон сад ҳазор ҷон гардад.
То бад-он шукри ӯ фузун гӯянд,
Шукри тавфиқи шукр чун гӯянд.
Пас сӯи шукри неъматаш пӯянд,
Гар бигӯянд, ҳам бад-ӯ гӯянд.
Тану ҷон аз паи қазо дар сукр,
Дил тараннумкунон, ки ёраб, шукр.
В-ар-на дар роҳи донишу тадбир,
Аз зану марду аз ҷавону пир.
Кӯрчашмони олами ҳавасанд,
Урҷисмон чу мӯру чун магасанд.

## АНДАР ШУКР ВА ШИКОЯТ

Шокири лутфу раҳматаш диндор,
Шокии қаҳру ғайраташ куффор.
Бинӣ он гаҳ, ки гирад эзид хашм,
Он чӣ дар чашма бояд андар чашм.
Қаҳру лутфаш, ки дар ҷаҳони навест,
Тӯҳмати габру шубҳати санавист.
Лутфу қаҳраш нишони минбару дор,
Шукру сукраш мақоми мафхару ор.
Лутфи ӯ роҳат аст ҷонҳоро,
Қаҳри ӯ оташе равонҳоро.
Лутфи ӯ бандаро сурур диҳад,
Қаҳри ӯ мардро ғурур диҳад.
Ломи лутфаш чу рӯй бинмояд,
Доли давлат дувол бирбояд.

Қофи қаҳраш агар бурун тозад,
Қофро ҳамчу сим бигдозад.
Олим аз қаҳру лутфи ӯ сарсон,
Солеҳу толеҳ аз фазаъ яксон.
Лутфи ӯ чун муфарраҳ омезад,
Кашфи сӯфӣ ба кашф бархезад…
Куфру динпарвари равони ту ӯст,
Ихтиёрофарини ҷони ту ӯст…
Подшоҳон чу хок бар дари ӯ,
Бирамида фароғат аз бари ӯ.
Ба яке турки ғӯли навбарда
Сад ҳазорон алам нагун карда.
Фарш муште гурусна бинвишта,
Чокараш з-он яке дуто гашта.
Ҳар кӣ дар мулки ӯ манӣ карда,
Аз раҳи рост тавсанӣ карда...

## ТАМСИЛ

Золаке кард сар бурун зи нуҳуфт,
Киштаки хеш хушк диду бигуфт:
«К-эй ҳам они наву ҳам они куҳун
Ризқ бар туст ҳарчи хоҳӣ кун.
Иллати ризқи ту ба хубу ба зишт,
Гиряи абр нею хандаи кишт.
Аз ҳазорон ҳазор беҳ яки ту
З-он ки андак набошад андаки ту.
Шӯълае з-ӯву сад ҳазор ахтар,
Қатрае з-ӯву сад ҳазор ахзар.
Бесабаб розиқӣ, яқин донам
Ҳама аз туст – нонаму ҷонам.
Мард набвад касе, ки дар ғами х(в)ар
Дар яқин бошад аз зане камтар".

## ҲИКОЯТИ МУРҒ БО ГАБР

Он бинашнидаӣ, ки бе нами абр
Мурғ рӯзӣ биёфт аз дари габр.
Габрро гуфт: «Пас, мусалмонӣ
З-ин ҳунарпешаӣ, сухандонӣ.
К-аз ту ин макрамат бинагзиранд,
Мурғакон гарчи дона баргиранд».
Габр гуфт: «Ар маро бинагзинад
Охир ин ранҷи ман ҳаме бинад.
З-он ки ӯ мукримасту бо эҳсон,
Накунад бухл бо карам яксон.
Даст дар бохт дар раҳи Ҷаъфар,
Дод эзид ба ҷои дасташ пар.
Дил ба феълу фузули халқ мабанд,
Дил дар ӯ банд, растӣ аз ғаму банд.
Кори ту ҷуз худой накшояд,
Ба худой, ар зи халқ ҳеҷ ояд.
То тавонӣ ҷуз ӯ ба ёр магир,
Халқро ҳеҷ дар шумор магир.
Халқро ҳеҷ такягоҳ масоз
Ҷуз ба даргоҳи ӯ паноҳ масоз.
К-ин ҳама такяҷойҳо ҳавас аст,
Такягаҳ раҳмати худой бас аст.
То бақои шумост нони шумост,
Илфолой ӯву ҷони шумост.
Ҳар дуро дар ҷаҳони ишқу талаб,
Порсӣ боб дону тозӣ аб.
Чун надорӣ хабар зи роҳи ниёз,
Дар ҳиҷобӣ ба сони мағзи пиёз.
То ҷудоӣ зи нури Мӯсо ту
Рӯз кӯрӣ чу мурғи Исо ту.

Аввал аз баҳри ишқ дил ҷӯяш,
Сар қадам кун чу килку меҷӯяш.
То бад-он ҷо расӣ ба чуст дуруст,
Ки бидонӣ, ки менабояд ҷуст.

## ТАМСИЛ ДАР БЕДОРӢ

Набипурсид коҳиле зи Алӣ
Чун шунид аз забони дил касале:
Ки бигӯй, эй амири ҷонафрӯз,
Ки шаби тира беҳ бувад ё рӯз.
Муртазо гуфт: Бишнав эй соил
Сӯи идбори худ машав моил.
Ошиқонро дар ин раҳи ҷонсӯз
Тапиши роз беҳ, ки тобиши рӯз.
Ҳар кӣ дорад раҳи табаш дар дил,
Дар намонад пиёда дар манзил.
Дар ҷаҳоне, ки ишқ гӯяд роз,
На ту монӣ, на низ ишқи ту боз.

## АНДАР ҲУББ ВА МУҲАББАТ

Ошиқон сӯи ҳазраташ сармаст,
Ақл дар остину ҷон бар даст.
То чу сӯяш буроқи дил ронанд,
Дар рикобаш ҳама барафшонанд.
Ҷону дил дар раҳаш нисор кунанд,
Хештанро аз он шумор кунанд.
Ақлу ҷонро ба назди ӯ чи хатар,
Дилу динро фидо кунанду кафар.
Пардаи ошиқон рақиқтар аст,
Нақши ин пардаҳо дақиқтар аст.

Ғолиби ишқ ҳаст мағлубаш,
Худ туро шарҳ дод мақлубаш.
Абр чун з-офтоб дур шавад,
Олами ишқ пур зи нур шавад.
К-абр чун габр музламасту кадар,
Об дар ҷумла нофеъ асту мазар.
Андаке з-ӯ ҳаёти инсон аст,
Боз бисёраш офати ҷон аст.
Пас, муваҳҳид муҳиби ҳазрати ӯст,
Ки муҳаббат ҳиҷоби иззати ӯст.
Бад набошад муҳаддису талқин
Нек бошад муҳиби меҳнатбин.
Дар муҳаббат нигар ба таълифаш,
З-он ҳама меҳнат аст тасҳифаш.
Эй муҳиби ҷамоли ҳазрати ғайб
То наҷӯӣ висоли талъати ғайб.
Накашӣ шарбати мулоқоташ,
Начашӣ лаззати муноҷоташ.
Кеши тавҳиди ӯ на куҳна на нӯст,
Ҳама ҳеҷанд, ҳеҷ ӯст, ки ӯст.
Чун яке донию яке гӯӣ,
Ба дуву сею чор чун пӯӣ.
Чун раҳӣ кард фахру ор туро,
Эй ҳадас бо қидам чи кор туро?!
Бо алиф ҳаст бову то ҳамроҳ
Бову то бут шумор, алиф-аллоҳ.
Дасту пое ҳамезан андар ҷӯй,
Чун ба дарё расӣ зи ҷӯй магӯй.
Дастёзист қолати ту ҳанӯз,
Пои домест ҳолати ту ҳанӯз.
Шав ба дарёи доду дин як дам,
Танбараҳна чу гандуму Одам.
То кунад тавбаи ту ҷумла қабул,

То нагардӣ дигар ба гирди фузул.
Ту ҳанӯз аз матобеъи Шайтон,
Тавба нокарда кай шавӣ инсон!
Ту ҳудусӣ нафас мазан зи қидам,
Эй надониста боз сар зи қадам.
Сад ҳазорат ҳиҷоб дар роҳ аст,
Ҳимматат қосир асту кӯтоҳ аст.
Чун туро бор дод бар даргоҳ,
Орзу з-ӯ махоҳ, ӯро хоҳ.
Чун худоят ба дӯстӣ бигузид,
Чашми шӯхи ту диданӣ ҳама дид.
Туйӣ аз ту чу рахт баргирад,
Рахту тахти ту бахт баргирад.
Барнагирад ҷаҳони ишқ дуӣ
Чи ҳадис аст ин манию туӣ.
Нест дар шарти иттиҳоди накӯ
Даъвии дӯстию пас тую ӯ.
Банда кай гардад он ки бошад ҳур
Кай тавон кард зарфи пурро пур.
Ҳама шав бар дараш, ки дар олам,
Ҳар кӣ ӯ ҷуз ҳама бувад, ҳама кам.
Чун расидӣ бибӯс ғамзаи ёр,
Нӯш нешаш шумору хайрӣ хор.
Аз паи занги оина дил ҳур,
Лост нохун барои ҳастии пур.
Машав аз роҳи нотавонистан,
Ҳамчу киштӣ ба ҳар дам обистан.
Неку бад хубу зишт яксон гир,
Ҳар чӣ додат худой дар ҷон гир.
На Азозил чун зи Раҳмон дид,
Раҳмату лаъна ҳар ду яксон дид.
Сурати он, ки ҳаст бар дари мир,
Бодбоне ба дасту бодпазир.

## АТТАМСИЛ ЛИ ИБН АЛ- ҒОФИЛ ВА Л-АБИ-Л-ОҚИЛ

Ба писар Шайхи Гургонӣ гуфт:
Ки туро баҳри корҳои нуҳуфт,
Андар ин кӯча хонае бояд,
Гар калидон ба чап равад шояд.
Соз пироя дар раҳи тачрид
Ҳам сар аз шаръу ҳам сар аз тавҳид.
Андар ин манзили анову зарар
Чун мусофир даройу зуд гузар.
Бар дари бӯстони иллаллоҳ
Баркашу нест кун қабову кулоҳ.
Нест шав то ҳамӯ диҳад ба савоб
Лиманулмулкро суолу ҷавоб.

## ҲИКОЯТ

Дар муноҷот пири Шиблӣ гуфт:
«Ки бурун ой аз ҳадиси нуҳуфт».
Гуфт: Гар з-он ки набвадам дурӣ
Бидҳадам дар ҳадис дастуре.
Лиман-ул-мулк гӯяд ӯ ба савоб,
Бидиҳам марваро ба сидқ ҷавоб.
Гӯям: Алявм мамлакат онрост,
Ки зи диву парер меорост.
Явму ғад мулкат эй ба мо бар чир
Ҳаст онро, ки буд дию парер.
Теғи қаҳри ту сарфарозонро
Сар бурад, пас ба сар диҳад ҷонро.
Нӯш дон бахри суду савдоро,
Ҳарбаи офтоби ҳарборо.
Ҳар чи ҷуз ҳақ чу з-он гирифтӣ хашм,

Ҷабраилат наёяд андар чашм.
З-он ки аз ҳарфи ло ҳаме ба илоҳ
Кас надонад, ки чанд бошад роҳ.
Роҳ то бо худӣ ҳазорон сол
Биравӣ рӯзу шаб ямину шимол.
Пас ба охир чу чашм боз кунӣ
Кор бар хештан дароз кунӣ.
Хештан бинӣ аз ниҳоду қиёс,
Гирди худ гашта ҳамчу гови харос.
Бехуд ар ҳеҷ оӣ андар кор
Ёбӣ андар ду дам бад-ин дар бор.
З-ин масофат ду дасти ақл тиҳист,
В-он масофат худой донад чист.
Эй Сикандар дар ин раҳи офат,
Ҳамчу Хизри Набӣ дар ин зулмат.
Зери пой ор гавҳари конат
То ба даст ояд оби ҳайвонат.
Бо дилу ҷон набошадат яздон,
Ҳар ду набвад туро ҳам ину ҳам он.
Нафсро солу моҳ кӯфта дор,
Мурда ангорашу ба ҷо бигузор.
Чун ту фориғ шудӣ зи нафси лаим,
Бирасидӣ ба хулду нозу наим.
Биму уммедро ба ҷой бимон,
Чи кунӣ наъти молику ризвон.
Нестро масҷиду куништ якест,
Сояро дӯзаху биҳишт якест.
Пеши он кас, ки ишқ раҳбари ӯст
Куфру дин ҳар ду пардаи дари ӯст.
Ҳастии дӯст пеши дидаи дӯст,
Пардаи боргоҳи ӯйии ӯст.

## АТ – ТАМСИЛ ФИ – РУЪЁ ВА ТАЪБИРУҲУ ВА ҲУВА САМОНУНА РУЪЁУ АҶИБАТУН

Халқ то дар ҷаҳони асбобанд
Ҳама дар киштианду дар хобанд.
То равон-шон чи бинад андар хоб
Он-ч пеш ояд аз савобу иқоб.
Оташи тез тоби хашм бувад,
Чашмаи об нури чашм бувад.
Нардбозӣ ба хоб ё шатранҷ
Сабаби ҷангу ғалба бошаду ранҷ.
Об дар хоб рӯзияст ҳалол,
Гар бувад поку узбу софу зулол.
В-ар бувад тира айш нохуш дон,
Гарчи об аст айни оташ дон.
Хок дар хоб мояи рӯзист,
Барзгарро далели беҳрӯзист.
Бод агар гарм ё ки сард бувад,
Ҳар ду ганҷури ранҷу дард бувад.
Бод агар ҳаст мӯътадил дар пӯст
Андуҳи душман асту шодии дӯст.
Чиз додан ба мурда андар хоб
Адами мол бошаду асбоб.
Гиря дар хоб мояи шодист,
Бандагӣ аз мазаллат озодист.
Ханда андӯҳ бошаду аҳвол,
Хомӯшӣ бастани дил андар мол.
Майли оби зиёдат аз аташон
Илм бошад, ки нест серӣ аз он.
В-он ки бошад бараҳна андар хоб,
Шуд фазеҳат ба сони маст хароб.
Табл дар хоб роз гардад фош,
Буқ дар хоб мояи пархош.

Банду ғул тавбаи нусӯҳ бувад,
Боғ дидан ғизои рӯҳ бувад.
Мева дар хоб рӯзият аз шоҳ,
Лек н-андар замон, ки андар гоҳ.
Вақти идрок чун фироз расад,
Марди бинанда з-ӯ ба ноз расад.
Дасти худ чун дароз бинад мард,
Шавад андар сахову родӣ фард.
В-ар бувад дастҳои ӯ кӯтоҳ
Кашад аз бухл гирди хеш сипоҳ.
Даст бошад бародару хоҳар,
Они чап духтар, они рост писар.
Бошад ангушт ҳамчу фарзандон,
Насаби модару падар дандон.
Духтаронанд сина бо пистон,
Чун шикам молу неъмати пинҳон.
Ҷигару дил ба хоб ганҷ бувад,
Соқу зону анову ранҷ бувад.
Мағз моли ниҳону паҳлӯ зан
Пӯст чун сатр даркашида ба тан.
Ҳаст фарзанд олати тавлид,
Неку бад, зишту хуш, шақию саид.
Даст шустан зи кор навмедист,
Рақс кардан вақоҳату шидист.
Маъзару сатлу олати тағсил
Ҳама бар ходимон кунанд далел.
В-он ки барбат занад ба хоб андар,
Зан кунад бешак ӯ шитоб андар.
Бо дигар кас мусораат кардан,
Ғалаба кардан асту озурдан.
В-он ки дору хурад ҳаме дар хоб,
Раста гардад зи ранҷу дарду азоб.
Тиб бошад ду гуна андар хоб:

Ин яке роҳат, он дигар ҳама тоб.
Роҳат он навъро, ки дар моланд,
Меҳнат он навъро, ки бар коланд.
К-аз духон ранҷ бештар бошад,
Роҳаташ камтар аз зарар бошад.
Марди бемору тибу ҷомаи нав
Бад бувад, бад зи ман накӯ бишунав.
Рақс кардан ба хоб дар киштӣ
Бими ғарқ асту мояи зиштӣ.
В-он ки дар ҳабсу банд баста бувад,
Рақс кардан варо ҳуҷиста бувад.
Ҳар ки бинад зи тан равон шуда хун
Неъмате бошад аз ҳисоб бурун.
Чун набинад ҷароҳат ин бошад,
В-ар ҷароҳат бувад ҷуз ин бошад.
Андӯҳи саъб ёбад аз коре
Баста гардад ба дасти хунхоре.
В-он зане, к-аш зи фарҷ хун ояд,
Кӯдаке мурда з-ӯ бурун ояд.
Гӯшт бинад ба хоб в-ар бемор,
Ки хӯрад, зуд аз ӯ тамаъ бардор.
Мастию бехудию шурбу шароб
Он ки тозист, бад бувад дар хоб.
В-он ки ӯ порсист рӯзӣ дон
Сарфарозию некрӯзӣ дон.
Шир дар хоб ганҷу мол бувад,
Рӯзии некӯву ҳалол бувад.

# ҚИССАИ ҚАЙС ИБНИ ОСИМ РАЗИЯЛЛОҲУ АНҲУ

Он замон к-аз худой назди расул,
Ҳукми "Манзаллази" намуд нузул.
Ҳар касе он қадар, ки даст расид,
Пеши меҳтар кашиду сар накашид.
Гавҳару зар,сутуру бандаву мол,
Ҳар чӣ дар вусъ будашон дар ҳол.
Қайси Осим заифҳоле буд,
Ки накарда талаб зи дунё суд.
Рафт дар хона бо аёл бигуфт,
З-он чӣ бишнид ҳеҷ як нанҳуфт.
К-инчунин оят омадаст имрӯз,
Хезу моро дар интизор масӯз.
Он чӣ дар хона ҳозир аст, биёр,
То кунам пеши Сайид он исор.
Гуфт зан: чиз нест дар хона
Ту найӣ з-ин сарой бегона.
Гуфташ: охир бичӯй з-он миқдор,
Ҳар чӣ ёбӣ сабук ба назди ман ор.
Рафту хона бичуст бисёре,
То бараояд магар варо коре.
Ёфт дар хона соъе аз хурмо,
Дақалу хушкгашта то ба наво.
Пеши Қайс оварид зан дарҳол,
Гуфт: З-ин беш нест моро мол.
Қайс хурмо дар остин дар кард,
Шодмона бари Расул овард.
Чун дарун рафт Қайс дар масҷид,
Н-аз сари ҳазл, балки аз сари ҷид.
Гуфт бо вай мунофиқи бадкор:
То чӣ овардаӣ сабук бигзор.

Гавҳар аст ин матоъ ё зару сим,
Пеши меҳтар чӣ мекунӣ таслим.
З-он сухан Қайс гашт хору хиҷил,
Бинигар то чӣ омадаш ҳосил.
Рафту дар гӯшае ба ғам биншаст,
Барниҳода зи шарм даст ба даст.
Омад аз сидра Ҷабраили амин,
Гуфт:К-эй сайиди замону замин.
Мардро андар интизор мадор,
В-он чи овардааст, хор мадор.
Мустафоро зи ҳол кард огоҳ,
"Ялмазуна мутавваъин" ногоҳ.
Мардро интизор чун доранд,
Малакут омада ба наззоранд.
Зилзила уфтода дар малакут,
Нест ҷои қарору ҷои сукут.
Ҳақ таоло чунин ҳамегӯяд,
Дили ӯро ба лутф меҷӯяд.
К-эй сарафроз, в-эй гузида Расул,
Ин қадар зуд кун зи Қайс қабул.
Ки ба назди ман ин дақал ба аён,
Беҳтар аз зару гавҳари дигарон.
З-ӯ пазируфтам ин матои қалил,
З-он ки дасташ расид, нест бахил.
Аз ҳама чизҳои бигзида,
Ҳаст ҷаҳд-ул- мақал писандида.
Қайсро з-он сабаб баромад кор,
З-он мунофиқ ба феъл, бадгуфтор.
Гашт расво мунофиқ андар ҳол,
Қайсро кор гашт аз он ба камол.
То бидонӣ, ки ҳар кӣ пеш омад,
Ҳам бар он сон, ки буд, беш омад.

Бо худой он кӣ ӯ дудил бошад,
Аз ҳама феъли худ хиҷил бошад.
Ростӣ беҳтар аз ҳама коре,
Хонда бошӣ ту инқадар боре.

## ДАР ИТТИСОЛ

Чанд гӯӣ расидагӣ чи бувад,
Дар раҳи дин гузидагӣ чи бувад.
То газанда бувӣ гузида наӣ,
То даранда бувӣ расида наӣ.
Банд бар худ ниҳӣ гузида шавӣ,
Пой бар сар ниҳӣ расида шавӣ.
Одамӣ кай бувад газанда чу ту,
Деву дад кай бувад даранда чу ту.
Ғофилӣ солу моҳ мағрурӣ,
Даду девӣ, зи одамӣ дурӣ.
Солу моҳ кинаҷӯй ҳамчу паланг
Халқи олам зи табъи ту дилтанг.
Бар сари шоҳроҳ ҳеҷ касӣ,
Бирасӣ дар худу дар ӯ нарасӣ.
Ояте кард кӯфӣ аз сӯфӣ
Ишқу ройи Қурайшию кӯфӣ.
Сӯфию ишқу дар ҳадис ҳанӯз
Салбу эҷобу лояҷузу яҷуз.
Сӯфиён дастҳо баровarда,
Ки балеро бало бадал карда.
Хокпошони ҳуҷлаи унсаш
Раҳнишинони ҳуҷраи қудсаш.
Ҳама бадроятони пардаи рашк,
Ғарқа аз пой то ба сар дар ашк.
Ҳама арзониёни ҳилм шуда,

Ҳама зиндониёни илм шуда.
Хештанро фурӯ неҳ аз гардан,
То шавӣ нозанини ҳар барзан.
Дин бурун ояд ар гунаҳ биниҳӣ,
Сар падид ояд ар кулаҳ биниҳӣ.
Дидаи пок покдин бинад,
Дида чун пок шуд чунин бинад.
Хоксоранд бодсоронаш,
Тоҷдоранд тоҷдоронаш.
Аз сар ин далқи ҳафтранг барор
Ҷома якранг дор Исовор.
То чу Исо бар об роҳ кунӣ,
Ҳамраҳ аз офтобу моҳ кунӣ.
Ҳамаи худ зи хештан кам кун,
В-онгаҳ он дам ҳадиси одам кун.
То бувад нафс заррае бо ту,
Нарасӣ ҳеҷ гуна он ҷо ту.
Нафсро он ҳаво насозад ҳеҷ,
Хезу бе нафс роҳро бибасиҷ.

## МИН ОМАНА БИ ТОАТИ ФАҚАД ХУСРИ ХУСРОНАН МУБИНАН

Рӯбаҳе пир рӯбаҳеро гуфт:
— К-эй, ту бо ақлу рою дониш ҷуфт.
Чобукӣ кун, дусад дирам биситон,
Номаи мо бад-ин сагон бирасон.
Гуфт: — Аҷрат фузун зи дарди сар аст,
Лек коре азиму бохатар аст.
З-ин зиён чунки ҷони ман фарсуд,
Дирамат он гаҳе чи дорад суд.
Эминӣ аз қазият, эй оллоҳ,
Ҳаст наздики ақл айни гуноҳ.

Эминӣ кард ҳар дуро бадном,
Он Азозилу он дигар Булъом.

## МИН ЗУҲДИ ФИД – ДУНЙО ВАҶАДА МУЛКАН ЛО ЯБЛО

Буд пире ба Басра дар Ойид,
Ки набуд он замон чун ӯ обид.
Гуфт ҳар бомдод бархезам,
То аз ин нафси шум бигрезам.
Нафс гӯяд маро, ки ҳон, эй пир,
Чӣ хӯрӣ бомдод, кун тадбир.
Боз гӯ мар маро, ки то чӣ хӯрам?
Ман-ш гӯям, ки маргу дар гузарам.
Гӯяд он гоҳ нафси ман бо ман,
Ки чӣ пӯшам? Бигӯямаш, ки кафан.
Баъд аз он мар маро суол кунад,
Орзуҳои бас муҳол кунад.
Ки куҷо рафт хоҳӣ, эй дили кӯр?
Ман-ш гӯям: хамӯш, то лаби гӯр.
То магар бар хилофи нафс нафас
Битавонам задан зи бим асас.
Баҳ, баҳ, он кас, ки нафсро дорад
Хору дар пеши хеш нагзорад.

## ФИ СИФАТИ ЗУҲД ВА – З – ЗОҲИД

Зоҳиде дар миёни қавм битохт
Ба сари кӯҳ рафту савмаа сохт.
Рӯзе аз иттифоқ доное,
Олиме пурхирад тавоное.
Баргузашту бидид зоҳидро

Он чунон порсои обидро.
Гуфт: В-эҳак чаро бар ин болой
Сохтастӣ мақому маскану ҷой?
Гуфт зоҳид: – Ки аҳли дунё пок
Дар талаб карданаш шуданд ҳалок.
Боз дунё шудаст дар парвоз
Дар фиганда ба ҳар диёр овоз.
Ба забоне фасеҳ мегӯяд,
Дар ҷаҳон сайди хеш меҷӯяд.
Ҳар замон гӯяд аҳли дунёро,
Ҷуфти балвою фарди мавлоро:
– Войи он, к-ӯ зи ман ҳазар накунад.
Дар талаб карданам назар накунад.
То нагардад, чунон ки дар Фустот
Андаке мурғу боз бар ифрот.

## ФИ ҲУББИ ДУНЁ ВА СИФАТИ АҲЛИҲӢ

Ҳаст шаҳре бузург дар ҳади Рум,
Боз бисёр андар он бару бум.
Номи он шаҳр шаҳри Фустот аст,
Соҳилаш то ба ҳидди Дамёт аст.
Андар ӯ мурғи хонагӣ напарад,
З-он ки боз аз ҳаво варо шикарад.
В-андар он шаҳр мурғ нагзорад.
З-он ки дар соаташ фурӯ борад.
Ҳамчу Фустот шуд замона кунун
Уламо ҳамчу мурғ хору забун.
Ман ба даст оваридам ин боло,
То шавам эмин аз бади дунё.
Гуфт доно: – Ки бо ту ин ҷо кист?
Бар сари кӯҳпоя ҳолат чист?

Гуфт зоҳид: – Ки нафси ман бо ман
Ҳаст рӯзу шаб андар ин маскан.
Гуфт доно: – Ки пас нагардӣ ҳеҷ,
Беҳуда роҳи зоҳидон мабасиҷ.
Гуфт зоҳид: – Ки нафс дӯхтаанд
Дар ману зӣ ваям фурӯхтаанд.
Натавонам зи вай ҷудо гаштан
Чӣ кунам чораи раҳо гаштан.
– Гуфт бо зоҳид он сутуда ҳаким: -
Нафс афъоли бад кунад таълим.
Гуфт зоҳид: – Ки ман бисохтаам
З-он ки ман нафсро шинохтаам.
Ҳаст бемор нафсу ман чу табиб
Мекунам рӯзу шаб варо тартиб.
Ба мудовои нафс машғулам
З-он ки гӯяд ҳаме ки маълулам.
Гаҳ варо қасди фасд фармоям,
Акҳал аз дидагон-ш бигшоям.
Чун тасаъуд кунад фурӯ борад,
Фасд таскинӣ андар ӯ орад.
Гаҳ варо мусҳиле бифармоям,
Илал аз ҷисми ӯ биполоям.
Ҳубби дунёву ҳақду буғзу ҳасад,
Ғаму ғашташ бурун шавад зи ҷасад.
Гоҳ наҳйаш кунам ман аз шаҳавот
То магар боз монад аз лаззот.
Аз хуриш хӯи хеш боз кунад
Дари шаҳват ба худ фароз кунад.
Қуташ аз боқилӣ ду дона кунам,
Хона бар вай чу гӯрхона кунам.
Соате нафс чун шавад дар хоб
Ман кунам як ду ракъаташ ба шитоб.
Пеш аз он к-ӯ зи хоб бархезад

Ҳамчу бемор дар ман овезад.
Як ду ракъат бе ӯ чу бигзорам
Баъд аз он нафс гашт бедорам.
Марди доно чу ин сухан бишунид
Ҷома бар тан зи ваҷди ӯ бидарид.
Гуфт: – Лиллаҳ дарка эй зоҳид,
Боракаллаҳ умрак эй обид.
Ин сухан ҷуз туро мусаллам нест
Мулки ту кам зи мулкати Ҷам нест.
Ҳарчат имрӯз ҳаст ороиш,
Дон, ки фардот бошад олоиш.
Нест олуда, к-аз гунаҳ хезад
Он к-аз андӯҳи оҳу ваҳ хезад.
З-он кунад баҳри меҳмоне пок
Мӯи абрӯву мӯи рух чолок.
Дил бад-ин ҷо ғарибу нодон аст
То ба банди чаҳор аркон аст.
Хирад ин ҷо тиҳӣ кунад ҷаъба,
Ки таҳарро бад аст дар Каъба.
Пеши Каъба магар ки булҳавасе
Бишнавад илми самти қибла басе.
Ҳар кӣ дар Каъба бо таҳарро мурд
Зираи тар ба сӯи Кирмон бурд.
Дар се зиндони ғуллу ҳақду ҳасад
Ақлро бастаӣ ба банду ҷасад.
Панҷ ҳис к-аз чаҳор арконанд
Панҷ ғаммози ин се зиндонанд.
Дил шуда маҳрами хазонаи роз
Чи кунад назди мунҳию ғаммоз.
Безабонон забони ӯ гӯянд
Бенишонон нишони ӯ гӯянд.
Ҳар чӣ ҷуз дӯст оташ андар зан
Он гаҳ аз оби ишқ сар бар зан.

Ки на ёранду ёр мебинӣ,
Ҳама зинҳор хор мебинӣ.
Гулбуни боғи хештанбинон
Шуда чун дулми дулми бадбинон.
Нек маълум кун, ки дар маҳшар
Нашавад ҳеҷ ҳоли халқ дигар.
Пешаш ояд ҳар он чи бигзинад,
Ҳар чӣ з-ин ҷо барад ҳамон бинад.

## ҲИКОЯТ

Кӯрро гавҳаре намуд касе
З-ин ҳаваспеша марди булҳавасе:
– Ки аз ин мӯҳра чанд мехоҳӣ?
Гуфт: – Як гирдаву дуто моҳӣ.
Нашиносад касе, чи дорӣ хашм
Лаълу гавҳар магар ба гавҳари чашм.
Пас чу ин гавҳарам надод худой
Ин гуҳарро бибар ту жож махой.
Гар нахоҳӣ, ки бар ту хандад хар
Назди гавҳаршинос бар гавҳар.
Дасти гавҳаршинос беҳ донад
Чун кафи пой бар садаф ронад.
Нек донӣ, ки дар фазои азал
Дасти сунъи худои азза ва ҷалл.
Гар набишт абҷаде зи дафтари хеш
Натавонад к-аз ӯ кашад сари хеш.
Карда амри худой дар ҳар фан
Қувватеро ба феъле обистан.
То чу роҳи машима бигшоянд
З-он чи киштанд ҳомилон зоянд.
Он ки ӯро адам барад фармон,

Кай вуҷуд орад андар ӯ исён.
Карда як амр ҷумларо бедор,
Ҳамагон омаданд дар паргор.
Ҳарчи устод барнабишту биронд
Тифл дар мактаб он тавонад хонд.
Ақл шуд хома, нафс шуд дафтар
Моя суратпазиру ҷисм сувар.
Ишқро гуфт: Ҷуз зи ман маҳарос
Ақлро гуфт: Хештан бишнос.
Ақл доим раияти ишқ аст,
Ҷонсупорӣ ҳамияти ишқ аст.
Ишқро гуфт: – Подшоҳӣ кун!
Табъро гуфт: – Кадхудоӣ кун!
Аз ано тӯъма соз арконро
Пас ба каф кун ту оби ҳайвонро.
То чу з-ӯ нутқ мояе созад,
Дар раҳи рӯҳи қудс дар бозад.
Рӯҳи қудсӣ ба нафс боз шавад
Нафс чун ақли покбоз шавад.
Ҳамчунин аз бидояти аркон
Равиши ӯст то ниҳояти ҷон.
Ҳама зӣ ӯст боз гашт даҳур
Дар нубӣ хондаӣ: тасир-ул-умур.
Он кӣ мухтор зери пардаи ӯст
В-он кӣ маҷбури банд кардаи ӯст.
Ҳама аз амри ӯст зеру забар
Ғофиланд одамӣ зи хайру зи шарр.
Ҳар чӣ будасту ҳарчи хоҳад буд
Он тавонанд кард к-ӯ фармуд.
Донад он кас, ки хурдадон бошад,
Ҳар чӣ он кард хайрат он бошад.
Номи некӯву зишт аз ману туст
Кори эзид накӯ бувад ба дуруст.

Ҳаст олим Худои азза ва ҷалл,
Ки туро чист пойгоҳу маҳал.
Нек донад Худой сирри дилат,
З-он ки аввал худ ӯ сиришт гилат.
Кай шавад ақли ту бад-ӯ мудрак
Чи намояд туро ба ҷуз баду шакк?
Ҳар чӣ з-эзид бувад ҳама некӯст,
Ҳар чи аз туст сар ба сар оҳуст.

## АТ – ТАМСИЛ ФИ –АЛЛАЗӢ ҲУВА ЙӮТЪАНИ ВА ЯСҚИНИ

Бозро чун зи беша сайд кунанд,
Гардану ҳар ду пош қайд кунанд.
Ҳар ду чашмаш сабук фурӯ дӯзанд,
Сайд кардан варо биёмӯзанд.
Хӯ зи ағёру ода боз кунад,
Чашм аз он дигарон фароз кунад.
Андаке тӯъмаро шавад розӣ
Ёд н-орад зи тӯъмаи мозӣ.
Боздораш зи худ пиёда кунад,
Гӯшаи чашми ӯ гушода кунад.
То ҳама боздорро бинад,
Хулқ бар боздор нагзинад.
З-ӯ ситонад ҳама таому шароб,
Наравад соате бе ӯ дар хоб.
Баъди он бар гушоядаш як чашм
Дар ризо бингарад дар ӯ на ба хашм.
Аз сари расму ода бархезад,
Бо дигар кас ба табъ н-омезад.
Базму дасти мулукро шояд,
Садргаҳро бад-ӯ биёрояд.

Чун риёзат наёфт вахшӣ монд,
Ҳар кӣ дидаш зи пеши хеш биронд.
Ба риёзат наёфт кас мақсуд,
То насӯзӣ туро чи бояд уд.
Фаррух он к-ӯ ҳама таому шароб
Аз мусаббаб ситад на аз асбоб.
Рав риёзат каш ор-т бояд боз,
В-арна роҳи ҷаҳимро месоз.
Дигарон ғофиланд, ту ҳуш дор,
В-андар ин раҳ забон-т хомуш дор.

## АЗ БОБИ СЕЮМ
## ТАМСИЛ

Ёфт оина зангие дар роҳ
В-андар ӯ рӯи хеш кард нигоҳ.
Бинии пахч диду ду лаби зишт,
Чашме аз оташу рухе з-ангишт.
Чун бар ӯ айбаш оина нануҳуфт,
Бар заминаш зад он замону бигуфт:
К-он ки ин зиштро худованд аст,
Баҳри зиштиш бар раҳ афгандаст.
Гар чу ман пурнигор будӣ ин,
Кай дар ин роҳ хор будӣ ин.
Бе каси ӯ зи зиштхӯии ӯст,
Зилли ӯ аз сиёҳрӯии ӯст.
Инчунин ҷоҳиле сӯи доно
Ин-т раънову вин-т нобино.
Нест ин ҷо чу мар хирадро барг
Марг беҳ бо чунин ҳарифон, марг.

## ТАМСИЛ

Масалат ҳамчу мард дар киштист,
З-он туро феъл солу маҳ зиштист.
Он кӣ дар киштӣ асту дар дарё
Назараш каж бувад чу нобино.
Занн чунон оядаш ба хира чунон,
Сокин ӯ асту соҳил аст равон.
Менадонад, ки ӯст дар рафтан,
Соҳил осуда аст аз ошуфтан.
Марди дунёпараст аз ин сонаст,
Ҳамчу кӯдак заифу нодон аст.
Ту ба гуфтор ғарраи шабу рӯз
Лек маълуми ту нагашт ҳанӯз.
Беш машнав зи неку бад гуфтор
Он чи бишнидаӣ ба кор дар ор.
Эй надида зи заҳмати хури ту
Рӯҳи Исо ба хоб ҷуз хари ту.
Иззи илм аст нахвату будит
Кибру уҷб аст хашму хушнудит.

## АНДАР МАЗАММАТИ УЛАМО

Илм дорӣ амал на, дон, ки харӣ,
Бори гавҳар барию коҳ харӣ.
Астар ар ҳаст бадрагу золим,
Хар беҳ эй хоҷа аз чунин олим.
Донишат ҳаст кор бастан кӯ?
Ханҷарат ҳаст саф шикастан кӯ?
Бӯй аз он кӯй худ наёбӣ аз он,
К-ин фалон мазҳаб асту он беҳмон.
Ту равон карда аз батар қар-қар,
К-он фалон мулҳид он фалон кофар

Дар нигар хоҷа дар гиребонат,
То ба ҷо мондааст имонат?
Ғами худ хур зи дигарон мандеш
Тубраи хештан бинеҳ дар пеш.
Ин ҳама музлимат чи бояд бурд
Гар яқинӣ, ки мебибояд мурд.

## ДАР СИТОИШИ ИЛМУ ОЛИМ ВА ТАЛАБИ ИЛМ

Илм бо кор судманд бувад,
Илм бе кор пойбанд бувад.
Илм дорӣ, вале ба суду рибо,
Мавлеъӣ, лек бар фасоду зино.
Илми мухлис даруни ҷон бошад,
Илми ду рӯй бар забон бошад.
Чун қаламдор гуфт ҷуфти қидам
В-ар надорӣ ту нун бувӣ на қалам.
Тозагӣ бониш аз савоб омад,
Фараҳи моҳ з-офтоб омад.
Моҳ бе офтоб торикист
В-арчи он ҷо масофа наздикист.
Ҳар ки ӯ оташест об нигор,
Дон, ки ӯ ҳаст рӯз дар кирдор.
З-он ки иқболи омма наҳмати ӯст
Қимати ӯ ба қадри ҳиммати ӯст.
Ҳақ фаромӯш макун ба давлати нав
З-он ки дар дасти гозур аст гарав.
Илм бо ту нагӯяд эч сухан,
З-он ки гаҳ мард бошию гаҳ зан.
Рехта оби рӯзгори ту ҳақ
Ҷомаи зарқи халқ карда халақ.

Бухлу ҷудат барои мардуми кӯй,
Рӯзу шаб дӯст хоҳу душман ҷӯй.
Дили ӯ ҷони марди ғамгин аст,
Ҳеҷ айбаш макун, кӣ бедин аст.
Ҷуз ба қавли туву ту дар олам
Хуру хаффошро кӣ дид ба ҳам.
Бар сари ман мазан, ки бар поям,
З-он ки ман олимам, чунин боям.
В-ар ту бишкастаӣ макун фараҳӣ,
З-он ки ту фитнаӣ, нишаста беҳӣ.
Ҳар куҷо давлат асту барнойӣ,
Ту бад-он кас мачах, ки бар нойӣ.
Субҳ кай пеши офтоб астӣ,
Дар дари тундию шитоб астӣ.
Хуми рӯйин чарост бар курсӣ,
Чун аз ӯ мушкилӣ намепурсӣ.
На ҳар он кас, ки курсие дорад,
Мушкили соиле бурун орад.
Сухани беҳуда зи ифрот аст
Ҳар кӣ дорад хуме на Суқрот аст.
Фазли яздонӣ беҳ, ки миннати ҳез,
Дами Исот беҳ, ки куҳли азиз.
Ба яке бом гӯш чун дорӣ,
Ба ду хона хурӯш чун дорӣ.
Ба яке хона худ надорӣ тоб
В-аз вуҷуди ту хона гашта хароб.
Хасми ӯ гар хато кунад тадбир
Рӯзгораш ато кунад тавфир.
Қоф кӯҳ асту бас гарон бошад,
Ҳар кӣ аҳмақ бувад чунон бошад.
Бар дили халқ кофи кибру газоф
Набувад ҳеҷ камтар аз кӯҳи Қоф.
Хасми худро ту чун ҳабиб мадон

Марди масрӯъро табиб мадон.
Мушкиле к-аблаҳе ҷавоб диҳад
Зиреҳе дон, ки бод з-об диҳад.
Худ надорад ба ҳеҷ тадбире
Зиреҳи об тоқати тире.
Кай ситонад ҳакими фарзона
Доруи саръро зи девона.
Чун набошад ба роҳ печопеч
Оқил аз чашми бад натарсад ҳеҷ.
Хизрӣ аз ғӯл чашм чун дорад,
Он кӣ ӯ Хизре аз дарун дорад.
Гар туро нест ҳоиле дар роҳ
Гом дар неҳ ҳадис кун кӯтоҳ.
Ҳаст бар лавҳи модату муддат
«Бо»-у «то» ақлу ҷон, алиф-ваҳдат
То фуруд омад аз раҳи фармон,
Ақл бар нафсу нафс бар инсон.
Олами музлам аз нузулаш нур
Ёфт, рахшанда шуд чу талъати ҳур.
Наъту фазли расул шуд гуфта
Дурри ақли фаъол кун суфта.

## АЗ БОБИ ЧАҲОРУМ. АНДАР СИТОИШИ АҚЛ ВА ОҚИЛ ВА МАЪҚУЛ

Ҳар чӣ дар зери чарх неку баданд,
Хӯшачинони хирмани хираданд.
Чун дар омад зи боргоҳи азал,
Шуд бад-ӯ рост кори илму амал.
Ҳам калиди умур дар дасташ,
Ҳам раҳи амр баста дар ҳасташ.

Мояи неку сояи бад ӯст,
Сабаби буду ҳасту бошад ӯст.
Дар ҳуруфе, ки пардаи нақл аст,
Охири шаръ аввали ақл аст.
Аз барои салоҳи давлату дин,
Чашми ақл аввалест охирбин.
Мар туро ақл ҷумла бинмояд,
Он чи рафт, он чи ҳаст в-он-ч ояд.
Сухани ақл савту ҳарфӣ нест,
З-он ки торикӣ аз шигарфӣ нест.
Ҳар куҷо нутқи ақл барзад дам,
Ҳарфу овоз дар хазад ба адам.
Ақл ҳам гавҳар асту ҳам кон аст,
Ҳам расул асту ҳам нигаҳбон аст.
Хушкбанде надид некӯтар,
Ҳеҷ хомӯш аз ӯ сухангӯтар.
Ҷисмро ҷону бурдборӣ деҳ,
Нафсро илм бахшу ёрӣ деҳ.
На зи рӯи фусуни афсона
Сухане гӯямат ҳакимона.
Машриқу Мағрибе, ки ақли турост,
Фавқ не, таҳт неву не чапу рост.
Машриқи офтоби ақли азал
Мағриби ӯ худои азза ва ҷалл.
Дурбине шиносад ин маънӣ,
К-аз хирад ҳамчу ҷаҳл бар дар не.
К-андар ин манзили фиребу ҳавас
Ҳаст баҳри шикасти банду қафас.
Ақл дар манзили азал з-аввал
Охираш аввал асту ҳамчу азал,
Ки бар ин рӯй пушти дин омад
Ончунон буд в-ин чунин омад.
З-он дар ин боргоҳи андӯҳу ғам

Аз паи шодии банӣ Одам
Иллати фаҳму ваҳму ҳуш омад,
Ки бараҳна бараҳнапӯш омад.
Ғайбро баҳри давлати ду сарой
Гоҳ пӯшида гаҳ сареҳнамой.
Шуда бе ҳеҷ айбу райбу шахе
Ақлу маъқулу оқил ин се яке.
Ақл дар роҳи ҳақ далели ту бас
Ақл ҳар ҷойгаҳ Халили ту бас.
Чанг дар зан ба ақл, то бираҳӣ
В-арна гардӣ ба ҳар раҳе чу раҳӣ.
"Кун макун" дар пазирад аз фармон
Пас ба ҷон гӯяд ин бикун, макун он.
Хонда аз қадри соибони араб
Зоти ӯро мудаббир ул-акраб.
Ақли фаъол номи ӯ карда,
Панҷ ҳисро ғуломи ӯ карда.
Ҳиссу атбоъ хонда ӯро мир
Нафси куллӣ варо ба сони вазир.
Файзи ӯ нақшҳои ҷофишӯй
Феъли ӯ нафсҳои софиҷӯй.
Файзи ӯ дар сафо сакинаи рӯҳ
Фазли ӯ дар вафо сафинаи Нӯҳ.
Аз паи маслиҳат, на баҳри ҳавас
Бештар майли ӯ бувад ба ду кас.
Ё ба таъйиди хусрави одил,
Ё ба тавҷиди олими омил,
Арчи ӯ ҷавҳар,ин ду кас аразанд
Лекин ӯро мутобеъи ғаразанд.
Бар муҷаррад риояташ беш аст
Бар халифат инояташ беш аст.
З-он ки бе ин ду мулку дин набувад
Ҳар куҷо он набошад ин набувад.

Унс дорад ҳамеша бо зуҳҳод
З-он ки зуҳҳод бартар аз уббод.
Ҷавҳаре ҳамчу ақл бояду бас
К-аз паи нафс кам занад чу нафас.
Ворици расми шаръу дин бошад,
Аз азал то абад чунин бошад.
Зираконро дар ин сарои куҳан
Ҳеҷ ғамхорае мадон чу сухан.
Ақлро гар сӯи ту ҳаст қарор
Ҷони ҳикматфазойро магузор.
Аз ҷаҳолат туро раҳонад ақл
Ба ҳақиқат туро расонад ақл.
Мар туро ақл дастгир бас аст,
Ақл роҳи туро хафир бас аст.
Ақл мар нафсро диҳад пайғом,
К-эй зи ман мар туро дуруду салом.
Ҳар кӣ мар ақлро биянбӯяд,
Аз ҳадисаш ҳама нукат рӯяд.
Марди оқил ҳамеша тандор аст,
Марди ҷоҳил залилу ғамхор аст.
Дили ҷоҳил зи тамъ бошад пур,
Тамаъ аз моли халқ ҷумла бибур.
Ози худро ба зери пой дарор,
Ақлро ҷӯйу ҷаҳлро бигзор.
Оз чун аждаҳост мардумхор,
То надорӣ ту ози худро хор.
Оз монанди хуку хирс шинос.
Оз бигзору аз касе маҳарос.
Синаи ту дар ин ҳавас доим
Чун сароб асту ваҳм аз ӯ оим.

# АЛ-АҚЛ СУЛТОНУЛ ХАЛҚ ВА ҲУҶҶАТ-УЛ-ҲАҚ

Ақл султони қодиру хушхӯст,
Он-к сояи худой гӯянд ӯст.
Соя бо зот ошно бошад,
Соя аз зот кай ҷудо бошад.
Соя ҷуз бандавор кай бошад,
Сояро ихтиёр кай бошад.
Ақли кул тахта зери гул дорад,
Ҳар куҷо амр, амр қул дорад.
Ақл то пешгӯи фармон аст,
Суханаш ҳам қарини Қуръон аст.
Ҳар чи аз боргоҳи фармон нест,
Он ҳама дарди туст, дармон нест.
Ақл бартар зи ваҳму ҳиссу қиёс,
Бартар аст аз фалак ситорашинос.
Дар масолеҳ мудаббири ҷон ӯст,
Дар мамолик дабири яздон ӯст.
Ақлро аз ақила боз шинос,
Набувад ҳамчу фарбеҳӣ омос.
Ақли кул мар туро раҳонад зуд,
Аз қаринии деву оташу дуд.
Раҳматуллаҳ ниҳод оламро,
Ҳуҷҷатулҳақ сарои одамро.
Ақл андар сарои пардаи кун,
Аз барои қабули кун ва макун.
Муқбиле буд мудбире шуд боз,
Боз иқбол ёфт аз паи роз.
Қобили нури амр шуд ба ҳама,
Дархури худ, на дархури калима.
Ҳар кӣ ӯро мухолиф аз худ ҳаст,
В-он кӣ ӯро мутобеъ, аз бад раст.

Бо хирад кун чу муштарӣ тадбир,
Чун қамар дин зи баҳри ғалба магир.
Нафси рӯянда дар риояти ӯст,
Нафси гӯянда дар ҳидояти ӯст.
Ӯст аз ҷуд кошиф-ул-ғуммат,
Ҳазрати ӯ ниҳоят-ул-ҳиммат.
Ақл донад асомии ҳар чиз,
Ӯ кунад дар беҳу батар тамйиз.
Кадхудои тани башар ақл аст,
Аз ҳама ҳол бохабар ақл аст.
Поку мурдор бар яке хон аст,
Ҷуз ба ақл ин куҷо тавон донист.
Ҳар кӣ бо ақл ошно бошад,
Аз ҳама айбҳо ҷудо бошад.
Ёфт оқил зи рӯи фавзу фалоҳ,
Дар сарои фасод айни салоҳ.
Сухани оқил аз тариқи қиёс,
Дурри дин асту зеҳни ӯ алмос.
Гарчи марди ҳунар биёбонист,
Ҷони ӯ лавҳи сирри раббонист.
Ҳунар аз мард ҳамчу рӯҳ аз тан,
Беҳунар мурдаҷону зинда бадан.
Шарбати ақл бурдбор чашад,
Хар чу беақл буд, бор кашад.
Ақл чун абҷади ҳақ аз бар кард,
Ҷомаи ботил аз сараш бар кард.
Ҳар кӣ бо ақли хеш ноаҳл аст,
Ҳилми ӯ зӯру илми ӯ ҷаҳл аст.
Ҳар кӣ дар банди қилҳо уфтад,
Ақли ӯ дар ақилаҳо уфтад.
Марди беақл ҷуз хаёлӣ нест,
Беди бе бар зи дев холӣ нест.
Мағз ақл асту ахтарон сифланд,

Пир ақл асту хокиён тифланд.
Доя ақл омад аз барои сухан,
Муҷтаҳидро ба гоҳвораи занн.
Ақл ҳам қодир асту ҳам макдур,
Ақл ҳам омир асту ҳам маъмур.
Бартар аз сурату макону маҳал,
Дари дарвозаи ҷаҳони азал.
Ақл шоҳасту дигарон ҳашаманд,
З-он ки дар мартабат зи ақл каманд.
Ҳама ташрифи ақл з-аллоҳ аст,
В-арна бечора асту гумроҳ аст.
Ақли кулро ба сони бом шинос,
Нардбонпоя сӯи бом ҳавос.
Ақл тахтасту нафс нақшнамой,
Нақш амр асту нақшбанд худой.
Ақлро дод кирдигор ин изз,
В-арна кай дидӣ ин шараф ҳаргиз.
Ақл дар кӯи ишқ нопайдост,
Оқилӣ кори Бӯалӣ Синост.
Сӯи ту ақл сулҳ ё кин аст,
Ин-т риш ар сӯи ту ақл ин аст.
Ақл к-он раҳнамои ҳилати туст,
Он на ақл аст, он ақилати туст.
Аз барои салоҳ душманро,
Ақл хонда ҳавоси равшанро.
Мангар он равшанӣ, ки ҳам ба ғурур,
Кушт парвонаро чароғ аз нур.
Ақлро ҳар кӣ бо бадӣ омехт,
Лоҷарам ақл ҷасту ӯ овехт.
Он чӣ ақлат намуд он чиз гир,
Руху аспат чу шуд думи шаҳ гир.
Ошно нест, ҳар кӣ бегонаст,
Ҳар киро ақл нест, девонаст.

Гунг бояд муриди пири ниёз,
То шавад ақли ӯ суханпардоз.
Чун сухангӯй гашт ақли мурид,
Мурда бар дар бимонда дев марид.
Ҳар кӣ дар ақл ҳамчу Салмон шуд,
Дон, ки деви дилаш мусалмон шуд.
Нест аз ақл дар сарои ғурур,
Тапишу тобиш аз дами ангур.
В-аз хирад нест дар хаёли сивой,
Маю шатранҷу нарду барбату ной.
Хирад аз баҳри амну амр омад,
Н-аз паи хамру замру қамр омад.
Ақл фармони подшоҳирост,
Н-аз паи лоҳию малоҳирост.
Зоҷири замру ноҳии хамр ӯст,
В-он кӣ бишнидаӣ улуламр ӯст.
В-ин салотин, ки на з- раҳи динанд,
На салотин,ки он шаётинанд.
Ақл, к-аз баҳри молу ҷоҳу деҳ аст,
Дон, ки аттор нест, ноки деҳ аст.
Ақл таррору ҳиллагар набувад,
Ақл дурӯю кинавар набувад.
Ақл аз ашъор ор дорад, ор,
Ақлро бо дурӯғу харза чӣ кор.
Ақл бар ҳеҷ дил ситам накунад,
Ба тамаъ қасди мадҳу зам накунад.
Ақл ҷуз хоҷаи муҳаққақ нест,
Ақл сӯфичаи мубақбақ нест.
Он кӣ ӯ обрезу онталаб аст,
В-он кӣ ношию в-он кӣ булаҷаб аст.
В-он кӣ аз баҳри маҷмаи риндон,
Кард таффи тамуз дар зиндон.
В-он кӣ сармои дай маҳеро боз,

Банд бар мениҳад зи рӯи ниёз.
В-он кӣ доҳию он ки солусист,
В-он кӣ ғаммозу в-он кӣ номусист.
В-он кӣ аз санг шиша пардозад,
В-он кӣ дар ҳуққа мӯҳра мебозад.
В-он кӣ ӯ дар замин ҳазорон бор,
Пой бар сар ниҳод чанбарвор.
Ҳаст бисёр з-ин насақ ба ҷаҳон,
Ки ҳисобу шумори он натвон.
Ин ҳама ақлҳои ориятист,
К-аз паи ҷоҳу молу бадниятист.
Ин ҳама зарнамою хок диҳанд,
Ҳама атторшаклу нок диҳанд.
Ҳар даҳое, ки нописандидаст,
Ҳисси инсон зи ақл дуздидаст.
Ҳар чӣ некӯст, гар ба даст бад аст,
Они ӯ нест, гумшуда(й) хирад аст.
Ақлро ҷуз салоҳ набвад кор,
Ақлро дар салоҳ ҳарза мадор.
Ақл худ корҳои бад накунад,
Ҳар чи он нописанд, худ накунад.
Ақл дар дасти як рама худрой,
Чун чароғест дар таҳоратҷой.
Хирадӣ буда асли донишу музд,
Зиштномии ӯст муште дузд.
Ақл ҳаргиз ба кизб розӣ нест,
Ақл ҳаргиз вакили қозӣ нест.
Ақл ҷуз ростгӯю ламтур нест,
Ҳиласозандаю гулӯбур нест.
Ақл ҳаргиз хато наандешад,
Бо ману ту бало наандешад.
Ақл дамсози зӯру бӯҳтон нест,
Пардапӯши фалону баҳмон нест.

Карда чун дар ниҳоди пой ба қил,
Дасти Ҳайдар сазои ақли ақил.
Дарди айтому андӯҳи атфол,
Оваридаш тамаъ ба байтулмол.
Дод чун хост аз Алӣ Доруш,
Оҳане тофта сӯи паҳлӯш.
Зӯри ӯ чун надошт гоҳи муқил,
Набинолид зор ақли ақил.
То бидонӣ ба ростӣ на ба рӯй,
Ки дил аз пушти чашм бинад рӯй.
З-он ки андар нигорхонаи ҷон,
Аз паи панҷ ҳиссу чор аркон.
Ақл аз ин корҳо карона кунад,
Ақл кай қасди дому дона кунад.
Кирм кирдор гирди хеш тананд,
З-он ки дар банди ҷаҳли хештананд.
Гарчи аз зарқу худъаву талбис,
В-аз паи шодии дили Иблис.
Аз гили ту бунафша рӯёнанд,
Тирароёну хирарӯёнанд.
Он кӣ з-эшон ҳакимтар дар кор,
Дар ниҳон каждумасту пайдо ёр.
Дар сахо кунду дар ҷафо тезанд,
Ҳамчу биҳмони баҳманангезанд.
То туро ақли дурбин чи кунад,
Хештанро ба ту ҷуз ин чи кунад.
Ақл ҷое ҷамол бинмояд,
Ки мураффаҳ шавад баросояд.
Нанамояд туро зи хеш нишон,
То ту ӯро макон кунӣ зиндон.
Мар туро ақл чеҳра нанмудаст,
В-ар бинанмуд чеҳра барсудаст.
Ин к-аз ин рӯй ақли марду зан аст,

Ин на ақл истироқи Аҳриман аст.
Зеҳни қаллобу коҳину соҳир,
Ройи дузду мушаъбаду шоир.
Ин ҳама фитнату даҳову ҳиял,
Аз атои Уторуд асту Зуҳал.
Худ падид аст то ба маккорӣ,
Чӣ диҳад ҳиндуию таррорӣ.
Диҳиши тиру бахшиши кайвон,
Кӯжпуштат кунанд ҳамчу камон.
Дев аз ин ақл гашт бо шару шӯр,
То ба меҳроқи лаънатӣ шуд кӯр.
Бигзар аз ақлу худъаву талбис,
Ки Азозил аз ин шудаст Иблис.
Хирадеро, ки он далели бадист,
Лаъналаш кун, ки бехирад хирадест.
Ақл донист хӯи бухл аз ҷуд,
Ақл бишнохт бӯи бед аз уд.
Даргузар з-ин, киёсати авбош,
Ақли дин ҷӯву пасрави ӯ бош.
Ақли дин мар туро накӯ ёрест,
Гар биёбӣ на сарсарӣ корест.
Ақли дин мар туро чу тир кунад,
Бар ҳама офарида мир кунад.
Ақли дин ҷуз ҳудо ато накунад,
То набурдат ба ҳақ раҳо накунад.
Нафс бе ақл аҳмақӣ бошад,
Нӯҳ бе рӯҳ завраке бошад.
Ақли мардон расида то дари ҳақ,
Шуда аз банди неку бад мутлақ.
Сӯи оқил чу деву дад бошад,
Ҳар кӣ дар банди неку бад бошад.
З-он ки худ нест оқилонро барх,
Аз чӣ? Аз ҳафт миру аз нӯҳ чарх.

Чун ҳаме нек дид бад накунад,
З-он ки бад волии хирад накунад.
Волии чарху даҳр кист? - Хирад,
Олими шаръу дод чист? – Хирад.
Нест андар мақоми роҳату ранҷ,
Бар сари ганҷ беҳ зи мори шиканҷ.
Дояи зери ин куҳанбунёд,
Нест касро чу ақли модарзод.
Ақли ту рӯзу шаб чу таввофон,
Бар сари чорсӯи саррофон.
Хира мегардаду ҳамегӯяд,
Ки фалон кун, на нек мешӯяд.
Ин фалон хубу он фалон зишт аст,
Ин замин шӯру в-он замин киштаст.
Гули ин хору оби он паст аст,
Дили ин хуфта, ақли он маст аст.
Ин яке Эсӣ он дигар хари мул,
Ин сеюм Хизру он чаҳорум ғӯл.
Ин баланд асту он дигар кӯтоҳ,
Сурх ин шуд аз он сапеду сиёҳ.
Ин ҳама беҳудаст, бигзар аз ин,
Шоҳи ҷонро лақаб макун фарзин.
Ту надонӣ тариқи ҳушёрӣ,
Ту хирадро дурӯғзан дорӣ.
Парда аз рӯи ақл бартар каш,
Чи занӣ даст хира бар тиркаш.
Чун наӣ марди кори рӯзи масоф,
Шабравиро бимону хира малоф.
Сифати оқилон дар ин навбоғ,
Кӯҳна нав карданаст пеши чароғ.
З-аввали хилқату ба охири умр,
Буда дар кори ақл ҷоҳилу ғумр.
Кард бояд зи баҳри касби маод,

Коса чун кисаи хирад пурдод.
Бар дари ғайб тарҷумон хирад аст,
Шоҳи тан ҷону шоҳи ҷон хирад аст.
Ҳар кӣ бахри ҳаво хирадро ронд,
Аз ду хар то абад пиёда бимонд.
Гарчи бар бехирад ҳаво чираст,
Бар дари хона ҳар саге шер аст.
Бехирадро бад аст фазлу ҳунар,
З-он ки бошад ҳалоки мӯр аз пар.
Морро чун аҷал фароз ояд,
Ба сари раҳ варо ҷувоз ояд.
Диҳад эзид гаҳи суолу ҷавоб,
Ҳар касеро ба қадри ақл савоб.
Вайл дар ҷони хештан дорӣ,
Гар хирадро дурӯғзан дорӣ.
В-ар надорем бовар аз Қуръон,
"Вайл" у "Валмурсалот" бар худ хон.
Ақл кардат ба хубрӯӣ ҳаст,
Масх гашт он кӣ масхи ақл шикаст.

## ДАР ШАРАФИ НАФС ВА АҚЛ

Падару модари ҷаҳони латиф
Нафси ғуё шиносу ақли шариф.
З-ин ду чуфти шариф тоқ мабош
В-андар ин ҳар ду асл оқ мабош.
Бандагӣ кун ҳамеша эшонро
Мадеҳ аз даст дар парешонро.
Гарашон баъди амр бипрастанд,
Ин ду гавҳар сазои он ҳастанд.
Падару модаре, ки ноз оранд
Ҳукамо ақлу нафсро доранд.

Моябахши сипеҳру арконанд,
Пешкорони олами ҷонанд.
Сабаби ҷисмат ин ду ҷисмонист,
Иллати рӯҳат он ду рӯҳонист.
Он ду-т аз орзӯ супурда ба хок,
В-он ду-т аз қадр бурда бар афлок.
Ҳаққи он ду шарифро бигзор,
Ҳаққи ин ҳар ду ҳам фурӯ магзор.
З-он ки аз роҳи Каъба аз сари дод,
Уштур ин дод агар-т зод он дод.
Хирад аз ту туӣ барад ҷовид
Обро дар ҳаво кашад хуршед.
Хирад омад машотаи ҷонат
Хирад омад чароғи имонат.
Ҳуққаи ҳақ дар ин ҷаҳон хирад аст
Сар ба мӯҳр асту пойдори худ аст.
Ақл дар коргоҳи кунфаякун
Аз паи ҷилваи қарору сукун,
Дар азал чун ҳадис бо худ ронд
То абад ҳамчу кирми пилла бимонд.
Сӯи бозори дин чу ҷустӣ роҳ
Растӣ, ар ҷастӣ аз маломатгоҳ.
Аз кажӣ дур бошу кож мабош,
Чун наӣ руд хира нож мабош.
Ки кажӣ нафси шиваогинрост,
Ростӣ ақли офиятбинрост.
Хирад аз бад туро наҷот диҳад
Хирад аз дӯзахат барот диҳад.
Ҷоҳилӣ куфру оқилӣ дин аст
Айбҷӯ ону ғайбгӯ ин аст.
Кашад инро ҳаво сӯи сиҷҷин
Барад онро хирад ба иллайин.
Мангар он то-т бад чи фармояд,

Он нигар к-ат хирад чи фармояд.
Канад ар оқилат ба ҳақ дар хашм
Беҳ аз он к-ат бибандад аблаҳ чашм.
Ҳама кори ту бод бо уқало
Дур бодӣ зи сӯҳбат ҷуҳало.

## ҲИКОЯТ ДАР ДОДУ СИТАДИ ХИРАДМАНД

Маън додӣ хуме дирам ба даме,
Боз кардӣ мукос дар дираме.
Гуфт:ин хӯй назди ман на бад аст,
Ҷуди молу бахилии хирад аст.
Дар саховат чунон ки хоҳӣ деҳ,
Лекин андар муомалат бистеҳ.
Ситаду додро мабош забун,
Мурда беҳтар, ки зиндаву мағбун.
Мард бошӣ ба гоҳи байъу шаро,
Аз сурайё наюфтӣ ба саро.
Ақл дасту забони кӯтаҳ дон,
Орзу раъси моли аблаҳ дон.
Эй, хирад карда сарфароз туро,
Сарнагунсоз карда оз туро.
Мард гирди дари хирад гардад,
Тангмайдон ба гирди х(в)ад гардад.
Ҳар куҷо рух ниҳодӣ,эй оқил,
Ту ба обе чу бад надорӣ дил.
Ҳар кӣ тадбири раъйи бад накунад,
Ситаду дод бехирад накунад.
Бехирадро зи худ набошад суд,
Буди ӯ оташ асту судаш дуд.
Ки аз ӯ тира тирагӣ орад,
Чашмро хира хирагӣ орад.

Ҳокими ақлро дар ин бунёд,
Корҳо маҳкам асту дилҳо шод.
З-он ки дар мактаби умуми азал,
Аз паи рондани русуми амал.
Нутафи ӯ дар осмонаи нақл,
Нукаташ дар китобхонаи ақл.
Аз хирад хоҷа шав, ки санги сапед,
Лаъл шуд зери домани хуршед.
Ӯст баҳри бақои ҷовидон,
Дафтари нақшу хомаи фармон.

## ДАР НАФСИ КУЛЛӢ ВА ПАЙВАСТАН БА АҚЛ ВА МАЪРИФАТ ГӮЯД

Дар иборат китоб мастур аст,
Рақи маншуру байти маъмур аст.
Ӯст дар сояи паноҳи хирад,
Ҳоҷиби бори боргоҳи хирад.
Кадхудои набии мурсал ӯст,
Ақли сонию нафси аввал ӯст.
Аз паи истифодату таҳқиқ,
Ақли кул Мустафою ӯ Сиддиқ.
Доим аз ҷавҳари пазиранда,
Асар аз нури ақлгиранда.
Ҳам диҳандасту ҳам ситонанда,
Ҳам пазирою ҳам расонанда.
Мутавассит миёни сурату ҳуш,
Шуда з-ин сӯ забону з-он сӯ гӯш.
Мард чун ақлро паноҳ кунад,
Ҷирму шаклу саҳо чу моҳ кунад.
Муддате гирди ақл баргардад,
Гарчи бошад писар падар гардад.

Подшоҳе шавад зи мояи ақл,
Офтобе шавад зи сояи ақл.
Ҷавҳараш чун кунад зи нуқсон нақл,
Бартар ояд яке шавад бо ақл.
Чун шуд аз файзи ақл бар худ шоҳ,
Хилъати шавқ ёбад аз Аллоҳ.
Шавқ чун дар ниҳодаш овезад,
Ақли кулро зи раҳ барангезад.
То кунун ақл буд бар вай мир,
З- ӯ кунун ақл гашт амрпазир.
Чун шавад бар ниҳоди худ молик,
Бишнавад "К-арҷиъи ило раббик".

## ДАР РӮҲИ ҲАЙВОНӢ

Баъд аз он соликон чу биштобанд,
Илми ҳақ дар ҳадиси ӯ ёбанд.
З- он ки бо илм сурату сифат аст,
Фикраташ бештар зи маърифат аст.
Дар баҳор ар на адли вай будӣ,
Бо гулу бо гулоб кай будӣ.
Ақл ҳамчун баҳори дилҷӯяст,
К-оби фарзонагеш дар ҷӯй аст.
Боли барно нишоти зан бошад,
Субҳи аввал дурӯғзан бошад.
Шаби барноӣ ар фатир бувад,
Пир чун субҳ мустафир бувад.
Ҳаст дархонақоҳи раббонӣ,
Бар сари шореъи мусалмонӣ,
Аз барои сурури сарви сиҳӣ,
На зи роҳи бадӣ, зи рӯи беҳӣ.

## АНДАР КАМОЛИ АҚЛ

Чор табъаш муриду ӯ пир аст,
Даҳ ҳавосаш сипоҳу ӯ мир аст.
Ранги пиндоштро зи тахтаи оз
Рав бишӯяш ба оби зиллу ниёз.
З-он ки андар саводи сояи шаръ
Асли динро барои нуктаи фаръ,
Моя дод аз паи даранг туро,
Су қуво чор гуна ранг туро.
Ҷон чу дар олами даранг ояд,
Худ аз ин рангҳош нанг ояд.
Аз паи ҷустани саломати ҷон
Аспи ҷонро дар ин муҳит марон.
Донад онро, ки аҳли зеҳну закост,
Ки саломат ба соҳили дарёст.
Дасту пои туро ба банди қазо
Ҳаст баста дар ин сипанҷи фазо.
Пас ту бо дасту пой бастаи ӯ
Рӯи дарё маҷӯ ба пушти каду.
Ошноро агар намедонӣ,
Хар ба қулзум дарун чаро ронӣ.
В-ар надонӣ ту ошно бишнав,
Хира беҳуда бар манора марав.
Дар сабоҳат агарчи устодӣ,
Пеши ман з-ин қабил баристодӣ.
На чу киштӣ шикаст эй раъно,
Шуд сабоҳат вубол дар дарё.
Ҷуз зи рӯи камоли ақлу хирад
Се газ атлас бинеҳ, дирам кӣ харад.
Назди он дил, ки маъдани хирад аст,
Ҳама неки фалак ба ҷумла бад аст.

Дар дилу ҷони он кӣ ҳушёр аст,
Бар сару чашми он кӣ бедор аст.
Пул бувад бар ду сӯи об сара,
Чун гузаштӣ аз ӯ чи пул чи дара.

## АНДАР ИЗЗАТИ АҚЛ

Иззати ақл ҳаст сӯи равон,
Назди равшанзамири покравон.
Дар изофат сӯи замона латиф,
Ба изофат ба сӯи ақл касиф.
Аввалу охиру азизу залил,
Улвию сифлию қабеҳу ҷалил.
Ғарази амру дояи одам,
Арази нафсу ҷавҳари олам.
Ҳам вароп маротиби исмӣ,
Ҳам пазирои сурати ҷисмӣ.
Зоти ӯ гашта мустадир аз нафс,
Ҷунбиши ӯ асарпазир аз нафс.
Моялю пояи мадориҷи исм,
Иллату олати маротиби ҷисм.
Ин ҳама ақлро мусаллам гашт,
Осмон ақлу рӯҳ саллам гашт.

## АНДАР ҶАМОЛИ АҚЛ

Сабаби уммату расулӣ ӯ,
Иллати сурати ҳаюлӣ ӯ.
Ӯ ниҳодаст ҳам ба амри қидам,
Сурат андар ҳаюлию олам.
К-он вуҷуде, ки безабон бошад,
Аз ҳаюлои ақлу ҷон бошад.

## ДАР ОФАРИНИШИ ҶАҲОН

Аз барои танохӣ андар кирд,
Олами ҷисм гӯӣ омад гирд.
Мутасовӣ ниҳод чун гӯӣ
Мутафовит на сӯе аз сӯе.
Ҳаст мумтад ҷаҳону андар ҳад,
Мутанохӣ ҷиҳат бувад мумтад.
Баъд аз он дар вилояти тасвир
Мартаба нақш дону нақшпазир.
З-аввали ҷону охири марҷон
Фоилу мунфаил дар ин ду миён.
Дар сарои сифатпазири фано
Аз паи рафъати қусуру бино.
Ақл дар банди амр биншаста,
Нафс дар шавқи ақл дил хаста.
Сурат аз баҳри моя андар банд
Нӯҳ фалакро ба дасти ҳафт каманд.
В-аз даруни фалак чаҳор гуҳар
Ҳама дар банду хасми якдигар.
Се маволид азин чаҳор аркон
Чун наботу маодину ҳайвон.
Чун наботӣ ғизои ҳайвон шуд,
Ҳаявон ҳам ғизои инсон шуд.
Нутқи инсон чу шуд ғизои малак,
То бад-ин рӯй боз шуд ба фалак.
В-арна дар олами яқину гумон
Хар ҳамон будию ҳаким ҳамон.
Нутқи зебо зи хомӯшӣ беҳтар,
В-арна дар ҷон фаромӯшӣ беҳтар.
Дар сухан дурр бибоядат суфтан,
В-арна гунгӣ беҳ аз сухан гуфтан.
Гунги андар ҳадис камовоз

Беҳ, ки бисёр гӯӣ беҳуда тоз.
Кард ақлат насиҳате маҳкам,
Ки накӯгӯй бош ё абкам.
Гар насиҳат қабул кардӣ ту,
Фазлро кай фузул кардӣ ту.

## АНДАР МАРОТИБИ АҚЛ

Ҳаст аъзо чу шаҳру пешаварон,
Ақл дастуру дил дар он султон.
Хашм шаҳнасту орзу омил,
Ин яке золим в-он дигар ҷоҳил.
Омил ар ҳеҷ шарт бигзорад,
Хирад ӯро ба шаҳна биспорад.
Шаҳна гар ҳеҷгун сиголад бад,
Ин муваккал бар-ӯ бувад зи хирад.
Нафси султон агар бувад одил,
Бо тану ақлу ҷон шавад бедил.
Тарҷумони дил аст нутқу забон,
Марзбони тан аст суду зиён.
Тарҷумон чун зи рӯи даври замон,
Пушт ёбад зи қуввати султон.
Гар биёбанд аз ин ки гуфтам баҳр,
Хуш бувад подшову хуррам шаҳр.
В-ар ҳама толибони ком шаванд,
Молики мулки нотамом шаванд.
Гар на дар амру ақлу дил бошанд,
Ҳама ҳам хору ҳам хиҷил бошанд.
Ақлу дилро агар мутеъ шаванд,
Дар ҳазизи фано рафеъ шаванд.

## ДАР ЗИКРИ ҚУВОИ ҲОССА ВА ҲОФИЗА

Нафс к-ӯ мар туро чу ҷондор аст
Бе ту дар ҷисми ту басе кор аст.
Гарчи он панҷ шаҳна бекоранд,
Се вакил аз дарун-т бедоранд.
Он кунад ҳазму ин кунад қисмат,
Он барад сиқлу в-ин ниҳад неъмат.
Он намояд раҳ, ин кунад тадбир
Ин шавад ҳофиз, он кунад таъбир.
Он набинӣ, ки чун ба хоб шавӣ,
Фориғ аз заҳмату азоб шавӣ.
Аз барои фароғату хобат
В-аз барои салоҳи асбобат.
Андарин хокдон зи оташу бод
З-оби рӯйи ту бурд хокнажод.
То туро бар сарири сирри хирад
Бинишонад зи баҳри роҳати х(в)ад.
Ту баросудаву хирад бар кор
Ту бихуфта дарун-т ӯ бедор.

## АЗ БОБИ ПАНҶУМ ФИ ФАЗИЛАТ ИЛ ИЛМ

Илм сӯи дари илоҳ барад,
На сӯи молу нафсу ҷоҳ барад.
Он чӣ донистаӣ ба кор дарор,
Пас, дигар илм ҷӯй аз дари кор.
Ҳилм бояд нахуст, пас илмат,
Бархур аз илм хонда бо ҳилмат.
Илм бе ҳилм хони кӯй бувад,
Илм бо ҳилм оби рӯй бувад.
Ҷони бе илм дил бимиронад,

Шохи бе бор рев гиронад.
Ҷоҳил аз ҷоҳу мол ҷӯяд суд,
Музди оҷил ба оҷил орад зуд.
Марди бе илм лифи дурд бувад,
Дурр зи баҳри бузург хурд бувад.
Ҳар киро илм нест, гумроҳ аст,
Дасти ӯ з-он сарой кӯтоҳ аст.
Мардро илм раҳ диҳад ба наим,
Мардро ҷаҳл дар барад ба ҷаҳим.
Илм бошад далели неъмату ноз,
Хунук онро, ки илм шуд дамсоз.
Рӯзгоранд аҳли илму ҳунар,
Синашон чарху нукташон ахтар.
Сабри мардон чу ҷуфт шуд бо илм,
Чун бидонанд хулқ бошаду ҳилм.
Илм аз ҳилм некпай гардад,
Санг бе санг лаъл кай гардад!

## ТАМСИЛ

Он шунидӣ, ки аблаҳе бархост,
Саргузашт аз муханнасе бархост.
Ки бигӯ саргузаште, эй баҳмон,
Гуфт: рав, рав мазаҳ макун, ҳала,ҳон.
Касе аз ҳез саргузашт наҷуст,
Ҳезро кунгузашт бояд гуфт.
Гӯш сӯи ҳама суханҳо дор,
Ҳар чи з-он беҳ, даруни ҷон бингор.
Ҳар чӣ моя сафо бидон, деҳ рӯй,
Ҳар чӣ моя кадар гузар кун з-ӯй.
Ҳуҷҷати эзид аст дар гардан,
Хондани илму кор нокардан…
Махар он ишва к-андар он бунёд,
Ишва тан пур кунад, вале аз бод.

Машки пур боде аз сару дилу тан,
Ресмоне шавӣ ба як сӯзан.
Дар ҷаҳони хароби бе фарёд,
Кас гирифтори боди ишва мабод.
Қибла аввал зи қубла боз шинос,
То бидонӣ ту фарбеҳӣ з- омос.
Чанд аз ин дар нифоқу маҳтолӣ,
Чашмҳо дарду лофи каҳҳолӣ.
Ҳар кӣ мағрури бонги ғулон аст,
Аҷалиш зери умми ғелон аст.
Илмат аз ҷону молат аз тани туст,
Он ду маъшуқа, ин ду душмани туст.
Пок шав то зи аҳли дин гардӣ,
Ончунон бош, то чунин гардӣ.
Раҳравонро зи нутқ набвад соз,
Пили фарбеҳ бувад заифовоз.
Илмдон кадхудои ду ҷ(а)ҳон аст,
В-он ки нодон ҳақиру ҳайрон аст.
Ҳукамо бор ҷумла барбастанд,
Ҳама рафтанду з-ин ҳавас растанд.
Ту дилу гил дар ин ҷаҳон бастӣ,
Эй наҳушёр, чун чунин мастӣ.
Илмдон хосаи худо омад,
Илмхон шӯху наргадо омад.
Баҳри дин бо сафеҳ рой мазан,
Раги қифол баҳри пой мазан.
Бад зи некон саломатӣ нашавад,
Ки зи беҷода қиматӣ нашавад…
Он киро иллате бувад дар пушт,
Чун бинолад зи панҷаву ангушт.
Чун ту бар сар ниҳӣ варо марҳам,
Нафизояд зи марҳамаш марҳам.
Он ҳакимон, ки рӯй бинмоянд,
Бар гилу бар дилат набахшоянд.

## ФИҶ ҶОҲИЛ ВА ЮЗАННИЛ ОЛИМ

Рофизиро авом дар тафи кин
Мезаданд аз паи ҳамияти дин.
Яке аз раҳгузар дар омад зуд
Беш аз он зад, ки он гуруҳ зада буд.
Гуфтам: – Ар мезананд эшонаш
Баҳри ашколи куфру имонаш.
Ту чаро боре эй ба дил сандон
Бехабар кӯфтӣ дусад чандон.
Ҷурми ӯ чист? Гуфт: – Бишнав нек,
Ман зи ҷурмаш хабар надорам, лек
Сунниён мезаданду ман ба думаш
Рафтаму баҳри музд ҳам задамаш.
Илм хондӣ нагаштӣ аҳли ҳунар
Ҷаҳл аз ин илми ту басе беҳтар.
Илмро ҳар кӣ нест омода,
Масалаш чун каҳ асту беҷода.
Сангу беҷода гар зи табъу сиришт
Бартар ояд зи хоку хирману кишт.
Гарчи дар ҷазби коҳ кард басич
Каҳраборо зи каҳ чи хезад? – Ҳеҷ.
Олами илм оламест фарох,
Баҳ, баҳ онро, ки шуд дар ӯ густох.
Олами илм оламест шигарф
Нест ин хитта хиттаи хату ҳарф.
Чун туро илми дил бимиронад,
Ки туро худ ба одамӣ хонад.
Илм хон, гар-т з-одамист раге,
З-он ки шуд хоси шаҳ ба илм саге.
Аз сифоти сагӣ тиҳӣ кун раг
В-арна дар растахез хезӣ саг.
Нанг дорад басе ба табъу ба дил

Саги олим зи одами ҷоҳил.
Чун набошад чу хар сарафганда,
Тизи хар беҳ зи риши харбанда.
Илми дин боми гулшани ҷон аст,
Нардбон ақлу ҳисси инсон аст.
Аз паи дӯстрову душманро
Илм ҷонро беҳу амал танро.
Сӯи олам на сӯи соҳиби занн
Дониши ҷон беҳ аз тавониши тан.
Ҳалқаи доми ту тавониши тан
Ҳаст шабҳо ба рӯз обистан.

## ТАМСИЛ

Аз амал марди илм бошад дур,
Масали ин мухандису муздур.
Он ситонад мухандиси доно
Ба яке дам, ки панҷ маҳ банно.
В-он кунад дар ду моҳ банно гирд,
Ки набинад ба солҳо шогирд.
Боз шогирд он чашад зи сурур,
Ки наёбад ба умрҳо муздур.
Музди ин кам зи музди он з-он аст,
К-ин ба тан карду он ба ҷон донист.
Он накарда бидида қисмашро
В-ин бикарда бимонда исмашро.
Буда бинад касе, ки ҷонвар аст,
Он кӣ нобуда бинад он дигар аст.
Ҳар кӣ шуд ҷон зи илмаш осуда
Буда донисту дид нобуда.
Ҷони олим бувад маолибин
Дидаи ҷоҳил аст ҳолибин.

З-он ки нозиракону тарроон
Гил фиристанд сӯи гулхорон.
Боз олим чу бинадаш бо гил,
Сард гардонадаш гил андар дил…
Неки нодон дар асл некӯ на,
Бади доно зи неки нодон беҳ
Кори яксоларо баҳо ду дирам,
Илми яклаҳзаро баҳо олам.
Он кашад зину он кашад з-он бор
Ки амал маркаб асту илм савор.
Олимон худ каманд дар олам,
Боз омил миёни олим кам.
Аз сухангӯй қол пурс на ҳол,
Аз зиреҳгар зиреҳ талаб на ҷувол.
Зоди ин роҳ аҷзу хомӯшист,
Қуввату қути мард камкӯшист.
Раҳравонро чу дард роҳбар аст
Он киро дард нест кам зи хар аст.

## ТАМСИЛ ДАР МУҲАББАТ ВА ШУКР

Он яке хира з-уштуре пурсид,
Ки мар ӯро чунон мусаххар дид.
Ки чаро бо чунин қаду қомат,
Кӯдакеро ҳаме кунӣ тоат?
Ҳайкалат бас шигарф гоҳи талоъ
Кӯдаконро чаро шавӣ матвоъ.
Додаш уштур ҷавобу гуфт: Эй мард,
Ман шудастам чунин мутобеъи дард.
Ман худ аз кӯдак арчи бехабарам,
Ба маҳору расан ҳаменигарам…
Ҳар киро дард роҳбар набувад,

Мардро з-он ҷаҳон хабар набувад.
Мардро дарди ишқ роҳбар аст,
Оташи ишқ мӯниси ҷигар аст.
Гарчи ҳоҷӣ маносикомӯз аст,
Ба амал илми ӯ раҳафрӯз аст.
Пусти олим ба заҳр олудаст
В-аз дарунаш ба мушк андудаст.
Олим он кас бувад, ки маънии бикр
Оварад ӯ бурун зи андӯҳу фикр.
Гар муҳаддис бувад надимаш дон,
В-ар муҳаққиқ бувад ҳакимаш хон.
Дар раҳ аз обҳои ҷонкоҳат,
Пул нигаҳбон бувад на ҳамроҳат.
Лоҷарам дид боядат ночор,
Андар ин раҳ работиён бисёр.
З-он ҳама ҳеҷ ҳамраҳӣ маталаб,
Тӯша ҷӯй аз пайи худу маркаб.
Хирад аз баҳри обу нон набувад,
Ҳамраҳи ҳаҷ нигоҳбон набувад.
Нотиқи ақл, сидқи доно беҳ,
Мустамеъ дар амал тавоно беҳ.
Кори беилм бору бар надиҳад,
Тухми бемағз бас самар надиҳад…
Марди дин то ба ҷусти динор аст,
Ҳамчу ноқа дурусту бемор аст.
Илмро чун ту хонӣ аз бозӣ,
Олати ҷоҳу сози раҳ созӣ.
Кашад он илм ҷон-т дар амвоҷ,
Бадали тоҷ дин кунад тороҷ.
Боз агар илм мар туро хонад
Бар буроқи бақот биншонад…
Илм к-аз баҳри дину дод бувад,
Оташу обу хоку бод бувад.

Илмҷӯе, ки дар табоҳӣ буд,
Рӯи ӯ чун дар об моҳӣ буд.
Илм к-аз баҳри роғу боғ бувад,
Ҳамчу мар дуздро чароғ бувад...

## ҲИКОЯИ ШИБЛӢ (Р) ДАР ИХЛОС ВА РИЁ

Шиблӣ он гаҳ, ки кард аз худ сайд,
Буд рӯзе ба назди пир - Ҷунайд.
Дидаҳо карда бар ду рух чу ду ҷӯй,
"Ё муродӣ ва ё муродӣ " гӯй.
Пир гуфташ: хамӯш бош, хамӯш,
Бар дари ӯ бирав сухан мафрӯш.
Дар раҳи ӯ суханфурӯшӣ нест,
Дар раҳаш беҳтар аз хамӯшӣ нест.
Дар раҳаш ранҷ нест осонист,
Безабонӣ ҳама забондонист.
Бигзар аз қолу ҳол пеш овар,
Қол қайд аст з-ӯ сабук бигзар.
Он касоне, ки бастаи ҳоланд,
Баргузашта зи қилу аз қоланд.
Дар муноҷоти безабонон ой,
Ҳар чӣ хоҳӣ бигӯю лаб магушой.
Бигзар аз қолу гуфтаҳои муҳол,
Зарраи сидқ беҳтар аз сад қол.
Раҳи тақлиду қайд, рав, бигзор,
В-аз ҳавасҳо ба ҷумла даст бидор.
Гар муроди ту ӯст, худ донад
Пас гар ӯ нест, ин-т настонад.
Аз ҳавас, гуфт, рух ба давъӣ неҳ,
Чун ҷарас бонгу ҳеҷ маънӣ не.
Марди маънӣ сухан надорад дӯст,

З-он ки будаст мағзҳоро пӯст.
Аз муқаллид маҷӯй роҳи савоб,
Нардбонпоя кай бувад маҳтоб?!
Ҳар кӣ аз илм сидқ ҷуст бибурд,
Ҳар кӣ аз вай даҳо гузид бимурд.
Кӣ кунад беҳ чу нест як ҳозиқ,
Пирро фолиҷу ҷавонро диқ.
Нест як марди содиқ андар кор,
Лек ҳастанд муддаӣ бисёр.
Илм ҷаст аз даруни аҳли савоб,
Ҳамчу дар ҷӯи хурд равшан об.
Ки ба ҳар ҷо расад чу дандонаш
Бидиҳад бар мизоҷи ӯ ҷонаш…

## ҲИКОЯТ ФИ АҶЗ ВА СУКУТ

Шиблӣ аз пири рӯзгор Ҷунайд
Кард некӯ суоле аз паи сайд.
Гуфт: Пиро, ниҳоди ҷумла улум
Мар маро кун дар ин замон маълум.
То бидонам, ки роҳи уқбо чист,
Марди ин роҳ з- ин халоиқ кист.
Гуфт: Баргир, Хоҷа, зуд қалам,
То бигӯям туро зи сирри қидам.
Шиблӣ андар замон қалам бардошт,
В-ончи ӯ гуфт як ба як бардошт.
Гуфт: Бинвис аз ин сухан "Аллоҳ"
Чунки бинвишт, шуд сухан кӯтоҳ.
Гуфт: Дигар чӣ? пир гуфт: Ҷуз ин
Худ ҳамин аст кардаам талқин.
Илмҳо ҷумла зери ин калимаст,
Ҳаст сурат яке валек ҳамаст.

Илми ҷумла ҷаҳон ҷуз ин машнос,
Бишунав фарқи фарбеҳӣ з-омос.
Ин бидону зи қилу қол, гурез,
Ҷумла ин асту з-он дигар парҳез.
Раҳравоне, ки чашми сар доранд,
Дида бар пушти роҳбар доранд.
Рӯй дар халқ муқтадо на равост,
Ки на роҳи худой роҳи ҳавост.
Ту бад- ӯ додаиву ӯ ба ту рӯй,
Ҳар ду ҳамраҳ чу ҳалқаҳо дар мӯй.
Ба ҳаво ӯ туро ту ӯро дӯст,
Бутпарастии ту бутпарастии ӯст.
Он кӣ ҳаргиз набуд бо худ ёр,
Ӯст аз ранҷи илм бархурдор.
Неку бад майли ту на аз хоб аст,
Баду неки ту ҳамчу ҷаллоб аст.
Кай диҳад мар бухорро таскин
К- оташ андар дил аст, эй мискин…

## ФАСЛ ДАР ЗИКРИ ИШҚ ВА СИФАТИ ИШҚ, ОШИҚ ВА МАЪШУҚ

Дилбари ҷонрабой ишқ омад,
Сарбуру сарнамой ишқ омад.
Ишқ бо сарбурида гӯяд роз,
З-он ки донад, ки сар бувад ғаммоз.
Хезу бинмой ишқро қомат,
Ки муаззин бигуфт: Қад қомат.
Ишқ гӯяндаи ниҳонсухан аст,
Ишқ пӯшидаи бараҳнатан аст.
Оби оташфурӯз ишқ омад,
Оташи обсӯз ишқ омад.
Ишқ бе чормехи тан бошад,

Мурғи доно қафасшикан бошад.
Ҷон, ки дур аз ягонагӣ бошад,
Дон, ки чун мурғи хонагӣ бошад.
К-аш сӯи улв худ сафар набувад,
Пар бувад, лек авҷпар набувад.
Ҳимматаш он бувад, ки дона хурад
Қувваташ он ки гирди хона парад.
Бандаи ишқ бош то бираҳӣ
Аз балоҳову зиштиву табаҳӣ
Бандаи ишқ ҷони ҳур бошад,
Марди киштӣ чӣ, марди дурр бошад.
Сари киштӣ зи орзу дон пур,
Қаъри дарёст ҷои толиби дурр.
Азми хушкӣ бар аспу бар хар кун,
Чун ба дарё расӣ қадам сар кун.
Марди дурҷӯйро ба дарё бор
Ҷону сар дон ҳамеша пойафзор.
Сафари обро ба сар шав пеш,
Андар омӯз ҳам зи сояи хеш.
Нест дар ишқ ҳаззи худ мавҷуд,
Ошиқонро чи кор бо мақсуд.
Ишқу мақсуд кофирӣ бошад,
Ошиқ аз коми худ барӣ бошад.
Ошиқ он аст к-ӯ зи ҷону зи тан,
Зуд бархезад ӯ нагуфта сухан.
Ҷону танро басе маҳал наниҳад,
Ганҷро сиккаи дағал наниҳад.
То бувад ҷаъфарӣ ба лавн чу моҳ
Наниҳад бадраҳои сими сиёҳ.
Кирдгори латифи холиқи бор,
Ҳаст худ поку пок хоҳад кор.
Бар садаф дур чу ёфт, ҷон-т бинеҳ,
В-арна хармӯҳраро зи даст мадеҳ…

Хиттаи хок лавҳу бозирост,
Олами пок покбозирост.
Бехудонро зи ишқ фоида аст,
Ишқу мақсуди хеш беҳуда аст.
Ошиқон сар ниҳанд дар шаби тор,
Ту бар онӣ, ки чун ниҳӣ дастор.
Ишқ оташнишони бе об аст,
Ишқ бисёрҷӯи камёб аст.
Ишқ чун даст дод пушт шикаст,
Пои ошиқ ду дасти чарх бибаст.
Эй дареғо, ки бо ту ин маънӣ,
Натавон гуфт, з-он ки ҳаст ғавӣ.

## ҲИКОЯТ ДАР КАМОЛИ ИШҚ ВА ОШИҚӢ

Ошиқеро яке фасурда бидид,
Ки ҳаме мурду хуш ҳамехандид.
Гуфт: К-охир ба вақти ҷон додан
Ханда-т аз чист в-ин хуш истодан.
Гуфт: Хубон чу парда баргиранд
Ошиқон пешашон чунин миранд.
Ишқро раҳнамои раҳ набувад,
Дар тариқат сару кулаҳ набувад.
Ишқу маъшуқ ихтиёрӣ нест,
Ишқ з-он сон ки ту шуморӣ нест.
Ишқро кас вуҷуд нашносад,
Ҳар дилеро ватан напармосад.
Гар накӯ бингарӣ на ҷои шак аст,
Ишқро раҳ варои нӯҳ фалак аст.
Ошиқӣ худ на кори фарзонаст,
Ақл дар роҳи ишқ девонаст.
Дар раҳи ишқ коинот ҳама
Ситад аз аҷзи худ барот ҳама.

Аршу фарш аз ниҳоди ӯ ҳайрон
Боз гашта зи роҳ саргардон.
Кас надода нишон зи ҷавҳари ишқ
Ҳеҷ кас нонишаста ҳамбари ишқ.
Нақди ишқ аз сарои арвоҳ аст
На зи ашхосу шаклу ашбоҳ аст.
Роҳ ноёфта биёфтан аст,
Ишқ бе хештан шитофтан аст.
Куфру дин ақли нотамом бувад,
Ишқ бо куфру дин кадом бувад?
Ҳарчӣ дар коинот ҷузву куланд,
Дар раҳи ишқ тоқҳои пуланд.
Уду беде, ки сӯхтӣ ҳамбар
Дуд агар ду, якест хокистар.
Бед бо мевадору хору ҳаданг
Ҳамаро оштӣ кунад якранг.
Пеши он кас, ки ишқ раҳбари ӯст
Куфру дин ҳар ду пардаи дари ӯст.
Марди суратпарастро гаҳи кор
Кафш дастор дон, ки мар зуннор.
Ҳар чи он нақши даври гардун аст
Аз сарозери ишқ берун аст.
Ишқ бартар зи ақлу аз ҷон аст
Ли маъаллоҳ вақти мардон аст.
Ақл мардест хоҷагӣ омӯз
Ишқ дардест подшоҳисӯз.
Тифлро бози ишқ пир кунад,
Пашшаро ишқ бошагир кунад.

## ТАМСИЛ БА ҚИССАИ ОДАМ (А)

Дил харидор нест ҷуз ғамро,
Он бинашнидаӣ, ки Одамро,

Иззи илмаш сӯи ҷинон овард,
Зилли ишқаш ба хокдон овард.
Чун раҳи илм рафт султон шуд,
Чун раҳи дил гирифт урён шуд.
Чун ҳама лутфҳо бидид аз ҳақ
Ишқ ҷонаш нидо шунид аз ҳақ:
- Эй, ки зотат чу ақл фарзонаст
Ишқ магзор, к-ӯ ҳам аз хонаст
Зиракӣ деву ошиқӣ- одам
Ин бимон, то бад- он расӣ дар дам.
Ишқ дар пеш гиру дил бигзор,
Ки зи дил хира бар наёяд кор.
Мардро ишқ тоҷи сар бошад,
Ишқ беҳтар зи ҳар ҳунар бошад.
Ошиқӣ бастаи хирад набувад,
Иллати ишқ неку бад набувад.
Одам аз ишқ "эҳбиту манно"
Омад андар ҷаҳони дил танҳо.
Ақл азми иҳотати вай кард,
Ғайрати ишқ пои ӯ пай кард.
Баргузида ду мурғ баҳри ду кор
Ақл тӯтиву ишқ бӯтимор…
Дар раҳи ишқ мо ҳама тифлем,
Ошиқон софиянду мо сифлем.
Болиғи ақлҳо басе ёбӣ,
Болиғи ишқ кам касе ёбӣ.
Дар ҷаҳоне, ки ишқ гӯяд роз
Ақл бошад дар он ҷаҳон ғаммоз…
Дар раҳи ошиқӣ саломат нест,
Изтироб асту истиқомат нест.
Сифати ошиқон зи ман бишнав
В- ар надорӣ мар обрӯ ба ду ҷав.

# ТАМСИЛ

Рафт вақте зане накӯ дар роҳ
Шуда аз корҳои мард огоҳ.
Дид марде ҷавон мар он занро
Кард пайдо дар он замон фанро.
Бар паи зан бирафт мард ба роҳ
Зан зи пас кард бо карашма нигоҳ.
К-эй ҷавонмард барпаям ба чи кор
Омадастӣ ба хира, рав, бигузор.
Мард гуфто, ки ошиқи ту шудам.
Эй чу Узро, чу Вомиқи ту шудам.
Бим он аст, к-аз ғами ту кунун
Бидавам дар ҷаҳон шавам маҷнун.
Шуд вуҷудам бар он ҷамол зи даст
Шишаи ҷон ба санги ғам бишкаст.
Бо ман акнун на ҳол монду на ҳуш
Шуд зиёдат маро ҷаҳон фарамӯш.
Зоҳиру ботинам ба ту машғул,
Гашту шуд аз ҷаҳониён маъзул.
Кард ҳилат бар он зани доно,
З-он ки он мард буд бас коно.
Гуфт: - Гар шуд дилат ба ман машғул
Шуд вуҷудам дили туро мабзул.
Гуфт зан: - Гар ҷамоли хоҳари ман
Бингарӣ соате шавӣ алкан.
Ҳамчу моҳ аст дар шаби даҳу чор
Бингар инак чу сад ҳазор нигор.
Мард кард илтифот зӣ дигарон
Сӯи ғайре ба ғофилӣ нигарон.
Зад варо як тапонча бар рухсор
То шуд аз дард чашми ӯ хунбор.
Гуфт: К- эй фанфурӯши дастонхар,

Гар будӣ аз ҷаҳон ба мант назар,
В-ар вуҷудат ба ман будӣ машғул
Набудӣ ғайри ман барат мақбул.
Кулли ту сӯи кулли ман нозир
Гар будӣ, кай шудӣ зи ман собир ?
Ҷуз ба ман илтифот кай кардӣ
Ғами зишту накӯ куҷо х(в)ардӣ.
В-ар ниҳодат маро будӣ мутлақ
Ба дигар кас куҷо шудӣ мулҳақ.
Сӯи ҷуз ман чу илтифот орӣ,
Аз ҷамоли рухам барот орӣ.
Марди лофӣ на марди олофӣ,
Нофрангӣ на рангро нофӣ.
Сустбозору сахтозорӣ,
Харбузахур, на харбузакорӣ.
Сӯхтамағзу хомгуфторӣ
Судасавдову содабозорӣ.
Ҳар кӣ ӯ муддаӣ бувад дар ишқ
Ҳаст бедод карда ӯ бар ишқ.
Ишқро роҳ бар саломат нест,
Дар раҳи ишқ истиқомат нест.

## АЗ БОБИ ШАШУМ АНДАР СИФАТИ ХУБРӮИ БАДХӮЙ

Он кӣ бо нақшҳои зебоянд,
Тахтаи кӯдакону дебоянд.
Тамаъ ӯро зи рӯи зебо чист,
Пораи чӯбро зи дебо чист?
Ҳар киро рӯи хуб хӯи дад аст,
Рӯи некӯ далели хӯи бад аст.
Рӯи некӯ ба қадри худ бадхӯст,

З-он хирад хубро надорад дӯст.
Бар касе, к-аш на дин, на оин аст
Рӯи некӯ кадуи рангин аст.
Ҳар киро бар ҷамол бадниятист
Дон, ки ҳуснаш чу моҳи ориятист.
Чун чароғанд, лек пажмурда
Ба наме зинда в-аз даме мурда.

## ҲИКОЯТ

Дид вақте яке пароканда
Зиндае зери ҷомае жанда.
Гуфт: «Ин ҷома сахт хулқон аст.»
Гуфт: «Ҳаст они ман, чунин з-он аст,
Чун наҷӯям ҳарому надҳам дин
Ҷома лобуд набошадам беҳ аз ин.
Ҳаст поку ҳалолу нангинрӯй,
На ҳарому палиду рангинрӯй.
Чун намозию чун ҳалол бувад
Он маро ҷавшани ҷалол бувад.
Дарди иллат чу дарди дин набувад
Марди шаҳват чу марди дин набувад».
Ҳунар ин дорад ин сарои сипанҷ
Шараҳ понсадш бувад кам панҷ.
Ишқи ӯ чун сари хато бошад
Кай туро он зи ҳақ ато бошад.
Хунук он кас, к-аз ӯ бидорад даст
Набувад ҳамчу мо ғурурпараст.

## АНДАР МАЗАММАТИ КАСОНЕ, КИ БА ҶОМА ВА ЛУҚМА МАҒРУР БОШАНД

Ҷома аз баҳри аврати оммаст
Хосагонро бараҳнагӣ ҷомаст.
Мар занонрост ҷома андар х(в)ар
Ҳайдару мард ҷавшан андар бар.
Ҷома бар авратон писандидаст
Ҷомаи деба офати дидаст.
Мардро дар либоси хулқон ҷӯй,
Ганҷ дар кунҷҳои вайрон ҷӯй.
Мар занонрост ҷома тав бар тав
Мардро рӯзи нав ва рӯзии нав.
Чун набошад маломати алфоз
Бас бувад ҷомаи бараҳна ҳифоз.
Мар занонро бараҳнагӣ ҷомаст
Хоса онро, ки шӯху худкомаст.
Нест занро ба ҷома хонаи ҳуш
Беҳ зи урёни ҳеҷ авратпӯш.
Авратонанд ҷоҳилон кеҳу меҳ
Ҳар кӣ пӯшидатар зи аврат беҳ.
Боқиӣ дар бақои маънӣ кӯш,
Пунба рав боз деҳ ба панбафурӯш.
Чӣ кунад ақл ҷомаи зебо
Нақши дебо чи донад аз дебо.
Чӣ кушӣ аз паи ҳавас танро.
Гармии ишқ ҷома бас танро.
Дин ба зери кулоҳ дорӣ ту
З-он ҳавои гуноҳ дорӣ ту.
Бо кулоҳ аз хавои тан наҷаҳӣ
Сар падид ояд ар кулаҳ бинихӣ.
Чун сар омад падид дар шабгир
Пой дар неҳ иморат аз сар гир.

Як шабе рав ба вақти шабгирон
Бо хазар дар ниҳон зи харгирон.
Сари худро падид кун зи кулоҳ
Тавба ин аст аз гузашта гуноҳ.
Чи шуд ар бас сари ту афсар нест
Хирад андар сар асту бар сар нест.
Нақши онҳо, к-аз аҳли меҳробанд
Дар ҷарид(а)и муҷаррадон ёбанд.
Он кӣ нақши кулоҳу сар доранд
Зану занбилу зуру зар доранд.
Мутааҳҳил ду пои худ дарбаст
Сари худро ба дасти худ бишкаст.
Гар зияд в-ар бимирад он бадбахт,
Рахту бахташ бимонд зери дарахт.
Ҳамчунин жандаҷома бояд буд
Дар хури ақли омма бояд буд.
К-он кӣ аз ақли омма дур афтод
Оби умраш бидод хок ба бод.

## АНДАР МАЗАММАТИ МОЛДӮСТ

Сифла чун хонд рав ба меҳмонаш
Пас чи нонаш шикан чи дандонаш.
Бар дари коргоҳи табъи лаъим
Н-аз паи эманӣ, ки аз сари бим.
Гарчи занҷир ҳалқа напзирад
Сифларо дар бизан, ки худ мирад.
Бурда чун тоату дилу динат
Бодаи талху умри ширинат.
Кӯй пурдузду хона пур зи қумош
Посбонро чу хуш бувад хашхош.
Тамаъи халқу далқ пастии туст
Заврақи баҳри зарқи ҳастии туст.

## АНДАР МАЗАММАТИ ШАРОБ

Марди динӣ шароб то чӣ кунад
Бути чинӣ сароб то чӣ кунад.
Чист ҳосил сӯи шароб шудан
Аввалаш шарру охир об шудан.
Кардаӣ ту ба хоки кӯй гарав
Нархи умраш чу боди хеш ду ҷав.
Ту бад-он об дил магардон х(в)аш
К-ӯ бад-он об рафт дар оташ.
Ҳамчу Фиръавни шуми гарданкаш
К-аз раҳи об рафт дар оташ.
В-оташе, к-он бувад-т лавно лавн
Такя бар оби рӯи чун Фиръавн.
Гарчи бар рӯи қулзум аз зиштӣ
Бар сари баҳр меравад киштӣ.
Масали хамрхорае пайваст
Назди оқил, к-аз ин миёна биҷаст.
Ҳаст чун ҳуққабози беозор
Карда ҳангома бар сари бозор.
Дар дил аз сирри ӯ сурурe на,
Ҳар чи ӯ дод ҷуз ғурурe на.
Чун кунад арбада, вале шикан аст
В-ар саховат кунад дурӯғзан аст.
Маст, к-ӯро ду хушсухан бошад
Нури субҳи дурӯғзан бошад.
Маст чун субҳи козиб аст ба феъл
Рӯзу шаб ҳамчу ҷозиб аст ба феъл.

## ҲИКОЯТ

Гуфт марде зи аблаҳӣ розе
Бо яке бадфиол ғаммозе.
Марди ғаммоз пеши ҳар авбош
Рози он мард кард яксар фош.
Тира гашт аблаҳ аз чунон ғаммоз
Гуфт бо мард: К-эй бади бадсоз.
Рози ман фош кардӣ, эй нодон
Ҳамчу пархоши путк бар сандон.
Дили ман кард қасди подошан
Афганам дар сарои ту шеван.
Навҳа донам яке ба шаст дирам
В-они ҳафтод низ донам ҳам.
Зоеъ ин ранҷро набигзорам,
Ҳақи саъят ба ваҷҳ бигзорам.
Бесабаб мар маро биёзурдӣ,
Он чӣ нокарданӣ бувад, кардӣ.
Ба мукофоти он шавам машғул
То ки аз сар бурун кунӣ ту фузул.
Рафт ногаҳ бар ӯву захме зад
Марди ғаммоз гашт кораш бад.
Марди ғаммоз кушта шуд ногоҳ,
Кори аблаҳ зи хашм гашт табоҳ.
Подшаҳ мар варо сабук бигирифт
Ивази вай бикушт ин-т шигифт.
Бесабаб хира кушта гашт ду мард
З-он ки нокарданӣ ба ҷаҳл бикард.

# АНДАР НУҚСИ ДУНЁ

Дунйӣ арчи зи ҳирс дилбари туст
Даст зӣ ӯ мабар, ки модари туст.
Гар наӣ габр пас ба хушсуханиш
Модари туст чун кунӣ ба заниш?
Ҳам чу қуръа барои фолаш дор
Гаҳ биандозашу гаҳе бардор.
Гарчи каждум зи неш бигрояд
Доруиро ҳамат ба кор ояд.
Мор агарчи ба хосият бадхӯст
Посбони дарахти сандал ӯст.
Чун зи бонги сагон шавӣ дилтанг,
Санг баргиру деҳ сагонро санг.
В-он сагеро, ки кард пой афкор,
Нони бе сӯзанаш мадеҳ зинҳор.
Мӯракеро агар биёзорӣ,
Чира гардӣ ба зулму хункорӣ.
Аз паи растан аз сарои хасон
Ҳила кун, лек бад ба кас марасон.
Бо хасон худ нишасту хост макун,
Қатъ кардан зи хас равост, макун.
Пас агар ногаҳе дарафтодӣ,
Созгорӣ беҳ асту дилшодӣ.
Бош бар дасти рост ҳамчу биҳишт
Дӯзах аз дасти чап шиносу куништ.
Боз бар дасти рост рав чунон
Бо фурӯдаст дасти дастон мон.
Рост бар дасти рост рав, растӣ,
В-арна кач рав, чу аҳд бишкастӣ.
Ман надидам саломате зи хасон
Гар ту дидӣ саломи ман бирасон.
Чун туро гашт нӯши ваҳдат беш,
Бидеҳ он нӯшро ба ҳиддат неш.

# АНДАР БАЁНИ НАСАБИ ОДАМӢ

*(Ман арафа нафсуҳу фақад арафа раббуҳу)*

Ту ба қувват халифаӣ ба гуҳар,
Қуввати хешро ба феъл овар
Одамиро миёни ақлу ҳаво
Ихтиёр аст шарҳи "Каррамно".
Одамиро мадор хор, ки ғайб,
Ҷавҳаре шуд миёни растаи айб.
Аз убайдон варои парда чаро
Ихтиёр ихтиёр карда туро?
То ту аз роҳи хашму қаллошӣ
Ё дадӣ ё баҳимае бошӣ...

# АНДАР ОН КИ ОДАМӢ ПАС АЗ АШЁ ВА ҶИҲОТ ПАЙДО ШУД

Аз ҳавову зи табъ дар инсон
Даъвати ақл пастар аз ҳама дон.
Гар пас аз ҷисму ҷон дар ояд дин
Дар маротиб аҷаб чи дорӣ ин.
Духтари тифлро паи пайванд
Аввалаш лӯъбат асту пас фарзанд.
Надарояд ба вақти ҷунбиши гул
Гурба дар бонгу онгаҳе булбул.
Донад он к-аш диле хирадманд аст,
Ки аз ин бонг то бад-он чанд аст.
Фарқ донанд мардуми ҳушёр
Бонги хар з-арғунуну мусиқор.

# АНДАР БАЁНИ ЗУЛУМӢ ВА ҶУҲУЛИИ ИНСОН

Ҳеҷ бадномӣ одамиро беш
Нест аз ҷаҳлу аз зулумии хеш.
Чи ҳадис аст ҳар чи пеш ояд
Ҳама аз зулму ҷаҳли хеш ояд.
Ҳақписанд аст олиму одил
Банда гаҳ золим асту гаҳ ҷоҳил.
Одамӣ бо гунаҳ шикастатар аст
Пои товус чашми захми пар аст.
К-он кӣ гӯяд манам шуда маъсум,
Ӯст бар нафси хештан мешум.
К-он кӣ худро шикастадил бинад
Хештанро ба дил хиҷил бинад.
Ӯст шоистаи худои карим
Эмин аст аз азоби нори ҷаҳим.
Гуфт Довудро худои чаҳон,
Ки манам ёвари шикастадилон.
Ҷони покон хизонаи фалак аст,
Ҷисми некон нишемани малак аст.
Ҷисми ту гарчи нописандидаст,
Шӯхчашмаст, лек хуш дидаст.
Одамӣ сар ба сар ҳама оҳуст,
Занн чунон оядаш, ки бас некӯст.
Айб дорад дусадҳазорон беш
Ҳунараш он, к и аз баҳоим пеш.
Гар бувад зинаташ зи ақлу адаб,
В-арна ҳам бо баҳоим аст насаб.

## ҲИКОЯТИ РӮҲУЛЛОҲ (А) ВА МУКОЛАМАИ Ӯ БО ИБЛИС

Дар асар хондаам, ки Рӯҳуллоҳ
Шуд ба саҳро бурун шабе ногоҳ.
Соате чун бирафт хоб гирифт
Ба сӯи хобгаҳ шитоб гирифт.
Санге афганда дид, болиш сохт
Хобро ҷуфт гашту беш натохт.
Соате хуфту зуд шуд бедор
Дид Иблисро дар он ҳинҷор.
Гуфт: Эй рондаи саги малъун,
Ба чӣ кор омадӣ барам ба фусун.
Ҷойгоҳе, ки исмати Исост
Мар туро кай дар он макон маъвост!
Гуфт: «Бар ман ту заҳмат овардӣ,
Дар сароям тасарруфе кардӣ.
Бо ман охир такаллуф аз чӣ кунӣ?
Дар сароям тасарруф аз чӣ кунӣ?
Мулки дунё ҳама сарои ман аст,
Ҷои ту нест, мулку ҷои ман аст.
Мулкати ман ба ғасб чун гирӣ,
Ту ба исмат маро забун гирӣ!»
Гуфт: – Бар ту чи заҳмат овардам?
Қасди мулкат бигӯ, ки кай кардам?
Гуфт: К-ин сангро, ки болиши туст,
Неҳ, зи дунёст, чун гирифтӣ суст?»
Иси он сангро сабук бандохт,
Шахси Иблис з-он сабаб бигдохт.
Гуфт: – Худ растию маро рондӣ
Ҳар дувонро зи банд бирҳондӣ.
Бо ту з-ин пас маро набошад кор
Мулкати ман, ту рав, ба ман бигузор».

То чунин толибӣ ту дунёро
Кай тавонӣ бидид уқборо?
Рав зи дунё тамаъ бибур яксар
Гуҳару зарри ӯ ту хок шумар.
Хок бар сар ҳар он кӣ дунё хост,
Марди дунёпараст хоки ҳавост.
Ҳаст бисёркор ҳамчун гов
Меъда чун осиё гӯлӯ чун нов.
Гардад аз роҳи носавобу сахиф
Хира бисёрхор гирди каниф.
Нӯҳ фалакро фурӯхтӣ ба ду нон
Луқма даҳ сер кам мазан бар хон.
То туро рӯзгор чун гӯяд
Луқма дар меъдаат барошӯбад.
Рӯзгори ту аз паи пиндошт
Шодии шом бурду андӯҳ чошт.
З-он ҳаме ройгон бимирӣ ту
К-аз паи луқма дар заҳирӣ ту.
Ҳар кӣ чун Исӣ аз шараҳ бичаҳад
Аз ғами боду буди худ бираҳад.
Ҳамнишин зумраи малак бинад
Боми худ панҷумин фалак бинад.
Андарин ҳол панди ман бипазир
Тоҷу тахти адӯ зи раҳ баргир.
Адуи туст дунйии малъун
Ақли худро зи дом кун берун.
Бо кӣ гӯям, ки ғофиланд аз кор
Ин шаётин ба феълу мардум сор.
Чанд гӯям, ки нест ёре нек
Дар ту масмӯъ нест қавл валек.

# ДАР ТАСВИЯТИ ПОРСӢ ВА ТОЗӢ

Фазли дин дар раҳи мусалмонист
Ҳунари мулк раҳ фародонист.
Ҳаст мӯҳтоҷи корсозӣ мулк
Чи кунад порсию тозӣ мулк.
Аз паи дину шуғлпардозӣ
Ҳеҷ дар баста нест дар тозӣ.
То Умар шамъи тозиён бифрӯхт
Касрӣ андар Аҷам чу ҳима бисӯхт.
Мулк адл асту дини дилпарвард
Тозию порсӣ чи хоҳад кард?!
Порсӣ баҳри корсозии туст,
Тозӣ аз баҳри курратозии туст.
Гар ба тозӣ касе малак будӣ,
Булҳаким хоҷаи фалак будӣ.
Тозӣ ар шаръро паноҳастӣ,
Бӯлаҳаб офтобу моҳастӣ.
Мардро чун ҳунар набошад кам,
Чи зи аҳли Араб чи з-аҳли Аҷам.
Баҳри маънист қадр тозиро
Н-аз паи сурати маҷозиро.
Ҳар кӣ шуд ҷони Мустафоро аҳл
Чӣ кунад ришу сиблати Бӯҷаҳл.
Баҳри маънист сурати тозӣ
На бад-он то ту хоҷагӣ созӣ.
Рӯҳ бо ақлу илм донад зист,
Рӯҳро порсию тозӣ чист.
Инчунин чулфу беадаб з-онӣ,
Ки ту тозӣ адаб ҳамехонӣ.

## АНДАР ХӮРДАНИ ШАРОБ ВА ҲАВАСИ ОН

Мар саронро чу томеъу майхор
Баҳри чӣ дарди сар диҳам чу хумор.
Май чу бо расм дар ниҳод шавад,
Оташу хоку обу бод шавад.
З-он бар ӯ чор табъ даст наёфт,
Ки сӯи ҳеҷ кас ба по нашитофт.
Ҳаст май дар ниҳоди худ пайваст
Дар кафи пои ақлу бар сари даст.
Шоҳи май бар ҷамоли тан чираст
Моҳи ақл аз камоли май хираст.
Мояи санги гарму сардон ӯст,
В-аз паи зар маҳакки мардон ӯст.
Аз кафи пур зи мӯъҷизи Мӯсо
Мурда зиндакун аст чун Исо.
Мардро ақл дидаву дод аст
Ғазии рӯҳ бодаву бод аст.
Зираконро дар ин сарои хароб
Ҳеҷ ғамхорае мадон чу шароб.
Бода дар пеши андӯҳ истодаст,
З-он ки ғамхори одамӣ бодаст.
Ақлро гар сӯи ту ҳаст шукӯҳ
Бодаи ақл дӯстро манкӯҳ.
Аз тарӣ тафнишони сафро ӯст,
В-аз табаш нақшсӯзи савдо ӯст.
Андар ин боғи хубу роғи фалак
Аз паи чуғди нафсу зоғи фалак.
Гул чу бар дасти мул паём диҳад
То бад-ӯ бӯи хеш вом диҳад.
Ба машом он ки гул ҳамебӯяд,
Аз машомаш нишоти дил рӯяд.
Ҳаст дар роҳи фикрати оқил

Аз паи кашфи фитрати ғофил.
Мадади ишрати ҷавонмардон
Нуқли ҳуррону ноқиди мардон.
Андаке з-ӯ азизу тандор аст,
Боз бисёрхор аз ӯ хор аст.
То ту ӯро хурӣ азизаш дор,
Чун туро ӯ хурад бимонаш хор.
Дил ба аҳкоми дин супурдан беҳ
Бода хӯрдан зи вақф хурдан беҳ.
Ҳар ду чун раҳ бигирадат ба сирот
Пас чи бода хурӣ, чи вақфи работ.
Дидае, к-он зи тамъ бошад пур
Карда донад нишони пои шутур.
Обат аз рӯй бурду ақл аз рой
Ту сӯи нон ҳанӯз оташпой.
Он кӣ нон руст дар дилу ҷонаш
Бод бе бода хӯрд меҳмонаш.

## ҲИКОЯТ

Буд дар Рум булбулу зоғе,
Ҳар дуро ошёна дар боғе.
Зоғ доим ба гирди боғи дарун
Мепаридӣ миёни роғи дарун.
Булбулак шох дар гулистонҳо
Мезад аз роҳи ишқ дастонҳо.
Зоғро таъна зад, ки хушгӯям
Зиштрӯию ман накӯрӯям.
Зоғ дилтангу булбулак дилшод,
Кӯдаке рафту домаке биниҳод.
Дар фитоданд ҳар дувон ноком
Зоғу булбул ба тамъи дона ба дом.

Гуфт зоғак ба булбул: Эй булбул,
Гаштӣ охир ту сокин аз ғулғул.
Ҳар ду ҳарза чи булбул асту чи зоғ
Ба фалак бар чи шӯълаву чи чароғ.

## ҲИКОЯТ

Буд дар шаҳри Балх баққоле
Бекарон дошт дар дукон моле.
З-аҳли ҳирфат фарошта гардан
Чобук андар муомилат кардан.
Ҳам шакар дошт ҳам гули хӯрдан
Асалу хардалу хал андар дан.
Аблаҳе рафт то шакар бихарад
Чунки бихрид сӯи хона барад.
Марди баққолро бидод дирам
Гуфт: Шаккар маро бидеҳ ба карам.
Бурд баққол даст зӣ мизон
То диҳад шаккару барад фармон.
Дар тарозу надид садгон санг
Гашт дилтанг аз ону кард оҳанг.
Марди баққол дар тарозуи хеш
Санги садгон ниҳод аз каму беш.
Кард аз гил тарозуро посанг
То шакар бидҳадаш муқобили санг.
Марди аблаҳ магар, ки гил хвардӣ
Тану ҷонро фидои гил кардӣ.
Аз тарозу гилак ҳаме duздид
Марди баққол нарм механдид.
Гуфт: Мискин хабар намедорад
К-ин зиён асту суд пиндорад.
Ҳар чи гил кам кунад ҳаме з-ин сар

Шакараш кам шавад сари дигар.
Мардумони ҷаҳон ҳама з-ин сон
Гашта аз баҳри суд ҷуфти зиён.
Хештанро ба бод бардода
Онҷаҳонро бад-ин ҷаҳон дода.

## ҲИКОЯТ

Гуфт дар вақти марг Искандар
Ҳамаро хонд кеҳтару меҳтар.
Гуфт: Инак ду дасти худ бастам,
Ҳин бигӯед чист дар дастам.
Он як гуфт: Ҷавҳаре дорӣ.
В-он дигар гуфт: Гавҳаре дорӣ.
Он яке гуфт? Номаи мулк аст.
В-он дигар гуфт: Хотами мулк аст.
Гуфт: Не, не, ки ҷумла дар ғалатед,
Ҳама роҳи ҳавас ҳameталабед.
Дар замон ҳар ду дасти худ бикушод.
Гуфт: Дар даст нестам ҷуз бод.
Соле сесад ба ёд дорам ман
З-он ҳама умр бод дорам ман.

## ҲИКОЯТ

Он шунидӣ, ки бо Сикандари род
Гуфт дар пеши мардумон устод:
К-эй шуда фитна дар ҷаҳонгирӣ
Ғофил аз рӯзи маргу аз пирӣ.
Бозӣ умри ту чун кунад парвоз
Набувад бо ту ҳеҷ кас дамсоз.
Ҳар касе гӯшае дигар гирад,
В-арчи шоҳӣ ба банда напзирад.

Дар ҷаҳон беҳтар аз камозорӣ
Ҳеҷ коре ту то напиндорӣ.
Умри каргас аз он бувад бисёр,
Ки набинад касе аз ӯ озор.
То аз ӯ ҷонвар наёзорад
Ҷуз ба мурдор сар фурӯ н-орад.
Боз агар кабкро накуштӣ зор
Соли умраш фузун шудӣ зи ҳазор
З-он ки аз каргас ӯ заифтар аст,
Тӯъмаву ҷои ӯ латифтар аст.
Ҳар кӣ хун рехтан кунад оғоз
Зуд мирад ба сони бошаву боз.
Чун намудам дар ин сухан бурҳон
Сухан оғоз кардам аз нисён.

## АЗ БОБИ ҲАФТУМ
## ҲИКОЯТИ МАРДИ ЯХФУРӮШ

Масалат ҳаст дар сарои ғурур,
Масали яхфурӯши Нишопур.
Дар тамуз он яхак ниҳода ба пеш
Кас харидор нею ӯ дарвеш.
Ҳарчи зар дошт ӯ ба ях дарбохт,
Офтоби тамуз як бигудохт.
Ях гудозон шуда зи гармию мард
Бо диле дардноку бо дами сард.
З-он ки умри гузашта боқӣ дошт,
Офтоби тамузияш нагузошт.
Ин ҳамегуфту ашк меборид,
Ки басемон намонду кас мехарид.
Қимати рӯзгори осонӣ
Ба сари рӯзгор агар донӣ.
Чист ақл? Аввал ин ҷаҳон дидан

Пас ба ҳасбат ба ин ҷаҳон ридан.
Барги дунё хирад набипсандад
Марг бар барги ин ҷаҳон хандад.
Чун натарсӣ ту аз аҷал хурдӣ
Он зи ғафлат шумор, н-аз мардӣ.
Ту наӣ бар аҷал далер ҳанӯз
Гӯр гӯр асту шер шер ҳанӯз.

## АНДАР ЗӮҲДИ РИЁӢ

Зӯҳд варзӣ барои мурдорӣ,
Пас чӣ гӯӣ, ки ман киям боре.
Ту аз ин зӯҳди тавбаҷӯй нусӯҳ
В-арна бедил равӣ ба олами рӯҳ.
Дар ғами он даме, ки рафт аз даст
Гирйу хун гирйӣ, ки ҷояш ҳаст.
Дуру наздик бе ману бо ман
Сатҳи об аст ҳофизи равған...
Бош то дин-ш бозхост кунад,
То чу хома чи гуна кост кунад.
Ҳар кӣ ҷуёни олами ғайб аст
Шамъ дар дасту ашк дар ҷайб аст.
Ту на некӣ, на қобили некӣ
Марди кокову кукуву кикӣ.
Бош то нақши изз намояд зул,
Бош то узри ҷузв хоҳад кул.
Гулбун аз ҷаври дай намояд хор
Бош то гул намоядат ба баҳор.
Фатвӣ андар раҳи футувват нест,
Навбат андар дами нубувват нест.
Чун фалак солу маҳ зи номардӣ
Гирди аҷроми хеш мегардӣ.

# ҲИКОЯТ ДАР МУҲАББАТ ВА ДӮСТИИ ХОЛИС

Дӯсте дӯстро ба меҳмон шуд,
Дӯст ҳозир набуд пушаймон шуд.
Гуфт занро, ки кадхудоят кӯ?
Зан варо гуфт: Гуфтанӣ баргӯ.
Гуфт: Пеш ор кисаи зару сим
Зан биёварду кард зар таслим.
Мард бикшод кисаи динор,
Баргирифт он қадар, ки буд ба кор.
Мобақӣ он чӣ буд занро дод,
Бадар омад зи хона хурраму шод.
Чун шабонгоҳ шӯй боз омад,
Зан бари шӯи худ фароз омад.
Гуфт бо шӯи хеш васф ул-ҳол,
Шод шуд марду ғам гирифт завол.
Ҷумла буд он ниҳода сад динор,
Бист бардошт марду рафт ба кор.
Ба фидо кард зар ҳар он чи бимонд,
Мустаҳақро зи ранҷу ғам бираҳонд.
Гуфт: Дарвешро диҳам динор,
Ки маро шод кард некӯ ёр.
Бе ҳузури ман инчунин сара мард
Моли ман з-они хеш фарқ накард.
Ҷумла дарвешро диҳам молам
Аз чунин дӯстӣ чаро нолам.
Ҳаст шукронае кунун дар хвард
З-он ки дар моли ман тасарруф кард.
Дӯстон, эй писар, чунин буданд,
К-аз мурооти ҳам наёсуданд.
Молу ҷон дӯстро фидо карданд,
Роҳати дӯстон ғизо карданд…

Дӯстоне, ки бедареғ буданд
Дӯстро ҳамчу теғу меғ буданд.
Ёри ҳамкоса ҳаст бисёре
Лек ҳамкиса кам бувад ёре.

## ДАР БЕДОРӢ АЗ ХОБИ ҒАФЛАТ

Бунаи адли ту бақои ҷаҳон
Дар канори ҷаҳон сазои ҷаҳон
Чун дари адл боз шуд бар ту
Дари дӯзах фароз шуд бар ту.
Адл мар маргро бирезад об,
Ҷавр мар фитнаро бибандад хоб.
Ҳаст шоди дили ситамкорон
Хушу андак чу хоби беморон.
Ақл ромишгарест рӯҳафзой
Адл машшотаест мулкорой.
Шаръро ақл қаҳрамон бошад,
Мулкро адл посбон бошад.
Шоҳ бояд ғуломи тан набувад,
То хатибаш дурӯғзан набувад.
Пашша аз пил кам зияд бисёр
З-он ки кӯтаҳбақо бувад хунхор.

## ДАР ТАНБЕҲИ МАЛИК ВА СУХАНИ ҲАҚ БИДУНИ МУДОҲАНАТ

Эй зи инсофу адл болотар,
Аз уло рои туст волотар.
Сухане гӯямат ба ҳақ бишнав,
Хира бар роҳи тангу тира марав.
Ҳар кас аз рӯи урфи худ оянд,
Мар туро солу моҳ бистоянд.

З-он суханҳои хуб ғарра машав.
Ҳамчу тардоманон баадл манав.
Адлро чанд шарт лобудд ҳаст,
Чун набошад ба шарт аҳд шикаст.
Ҳар кас аз баҳри интифоъ туро
Меситояд зи гуна гуна ҷудо.
Аламон, ал-амон машав ғарра,
Ки наярзанд дастае тарра.
Ман мудоҳан наям чу дигар кас
Пеш н-орам зи турраҳот ҳавас.
Гар шабе дар ҳама ҷаҳон ранҷур
Ҳаст як тан, ту нестӣ маъзур.
Гар саге, золиме, баде, шуме
Бирасонад бадӣ ба мазлуме
Ту шавӣ рӯзи ҳашр з-он маъхуз
В-он замон ҳасратат надорад суз.
Адл рафту ба ҷуз фасод намонд,
Дар ҳама олам эътимод намонд.
Ҳеҷ касро ту устувор мадор,
Кори худ кун, касе ба ёр мадор.

## ҲИКОЯТИ ЗАНИ ДОДХОҲ БО СУЛТОН МАҲМУД

Он шунидӣ, ки буд чун дар х(в)ард,
Он чи бо мири мозӣ он зан кард.
Шоҳи шоҳон, ямини дин Маҳмуд,
Ки аз ӯ гашт зинда родию ҷуд.
К-он зан ӯро ҷавоб дод дурушт,
Ки ба дандон гирифт аз ӯ ангушт.
Омиле дар Нисову дар Бовард,
Қасди амлоку чизи он зан кард.

Хонаи зан ба қасд ҷумла бибурд,
Чун барад ҷомаи аробӣ курд.
Зан гирифт аз тааб раҳи Ғазнин
Бишнав ин қиссаву аҷоиб бин.
Кард онҳӣ зи қисса султонро
Ба шафеъ оварид яздонро.
Ки зи ман омили Нисо амлок
Бистуду ман шудам зи ранҷ ҳалок.
Шоҳ чун ҳоли пиразан бишунид,
Пиразанро заифу оҷиз дид.
Гуфт: «Бидҳед номае гар ҳаст,
То зи амлоки зан бидорад даст».
Нома бистуд зану сабук овард
Шодмона ба омили Бовард.
Ки ба зан ҷумла мулк боз диҳад,
Зани бечорaро ҷувоз диҳад.
Бо худ андеша кард омили шум,
Ки кунам ҳукми зан ҳукми садум.
Зан дигарбора бар раҳи Ғазнин
Наравад, ман надорамаш тамкин.
На ба зан боз дод як ҷави хок,
На зи шоҳу илоҳаш андуҳу бок.
Зан дигарбора рои Ғазнин кард.
Бинигар то чи саъб лаъаб овард.
Қисса бар шоҳ дошт бори дигар
Хост аз шоҳи хуброй назар
Ба тазаллум зи омили Бовард
Бихурӯшиду навҳа пеш овард.
Гуфт султон, ки номае бидиҳед,
Расму оини бад дигар маниҳед.
Гуфт зан: нома бурдаам як бор,
Лек нагрифт номаро бар кор.
Буд султон дар он замон машғул

Сухани пиразан накард қабул.
Гуфт султон, ки «бар ман он бошад,
Ки диҳам нома то равон бошад.
Гар бар он нома ҳеҷ кор накард,
Он амиде, ки ҳаст дар Бовард
Зор бихрӯшу хок бар сар кун
Пеш м-овар ҳадиси бесару бун».
Зан сабук гуфт: «Сокин, эй султон,
Чун набурданд мар туро фармон
Хок бар сар маро набояд кард,
Набувад хок мар маро дар х(в)ард.
Хок бар сар касе кунад, ки варо
Набувад бар замона ҳукм раво!»
Бишунид ин сухан зи зан султон
Шуд пушаймон зи гуфти худ ба замон.
Гуфт: К-эй пиразан хато кардам,
К-аз ҳадиси ту ман барошуфтам
Хок бар сар маро ҳамебояд,
На туро, к-инчунин ҳамешояд!
Ки маро мамлакат бувад чандон,
Ки дар он мулк бошадам фармон.
Ба Аёз он замон сабук фармуд,
Ки сухан беш аз ин надорад суд.
З-ин ғуломон сабук яке бигузин,
Ки равад зӣ Нисо чу боди барин,
Ки бувад мар варо саворе бист
Бингарад, к-ин амиди аблаҳ кист.
Кор бар марди бад бигирад сахт
Пас мар ӯро фурӯ кунад ба дарахт.
Нома дар гардани вай овезад,
То зи бад ҳар касе бипарҳезад.
Бас мунодӣ занад ба шаҳр дарун,
К-он кӣ аз ҳукми шоҳ рафт бурун

Сар бипечиду золу осӣ гашт,
Гирди худроию маосӣ гашт,
Мар варо ин сазо бувад ночор.
То надорад ризои султон хор.
Рафт мире бад-ин муҳим дар ҳол,
Гашт марди фасодҷӯ ба накол,
Омили аблаҳ аз чунин кирдор
Ҷон ба беҳуда кард дар сари кор,
Байд аз он ҳукми шоҳ нофиз гашт,
Шер бо гӯр об хӯрд ба дашт,
Шоҳро ҳукм чун равон бошад,
Олам аз адли ӯ ҷинон бошад,
Пас агар ҳукми ӯ набошад ҷазм,
Накунад ҳеҷ кас ба мулкаш азм.
Амри султон чу амри яздон аст,
Сояи эзид аз паи он аст.
Лафзи меҳтар,ки гуфт аз пай шоҳ
Ҳаст султон ҳамеша зиллаллоҳ.

## ҲИКОЯТ ДАР АФВИ МУЛУК ВА АДЛИ Ӯ

Аҳнафи Қайс баҳри ҷамъе асир
Гуфт: Ин бастагон бари ту, амир,
Гар баҳаққанд баста ҳилмат кӯ?
В-ар худ аз ботиланд илмат кӯ?
Афв, к-он ҳаст асли диндорӣ
Аз барои чӣ рӯз медорӣ?
Ту зафар хостӣ худоят дод,
Ӯ зи ту афв хост, н-орӣ ёд?
Ҳаст назди худою халқ, эй шоҳ,
Шукри қудрат қабули узри гуноҳ.
Илми ӯ нӯши ҳилмашон бичашид,
Илми ӯ бори ҷурмашон бикашид.

# ҲИКОЯТ ДАР АДЛИ СУЛТОН

Гуфт рӯзе ҳикояте пире,
Ки маро буд нишонаи тире.
К-андар он рӯзгор шоҳе буд,
Олами адлро паноҳе буд,
Доду инсофу адл густурдӣ,
Хар касе бар зи бири ӯ хӯрдӣ.
Гуфт рӯзе ба раҳзане бартохт,
Дид дар банд карда колаву сохт,
Бандие чанд дид баста ба банд
Дузд гирёну бандиён з-он ханд.
Зуд наздики роҳзан рафташ,
Дурри таҳқики роҳзан суфташ,
Гуфташ ин хандаву гиристан чист
В-инчунин молду банди бастаи кист?
Гуфт мористи ин гиристани зор,
Ки чунин неъмат аз ямину ясор
Гирд карданд аз ҳарому ҳалол
Ҷамъ карданд зарру колаву мол,
Рахт барбод гашта дар банданд,
Бар худу одилон ҳамеханданд.
Зулм шуд адлу рӯз шуд шаби мо
З-он ҳаме нашнаванд «ёраб»-и мо.
Одилонем, лек бо фани хеш,
Банд бардоштем аз тани хеш.
Ҳар кӣ ӯ адли хеш бигзорад
Золимиро худой бигморад.
То барорад зи молу ҷон-ш димор
Зулми ӯро ба хулм созад кор.

# ДАР ХУНИ НОҲАҚ РЕХТАН. ҲИКОЯТИ МАЪМУН

Чун табаҳ шуд хилофати Маъмун,
Рехт мар халқро ба ноҳақ хун.
Кард бар оли Бармак он бедод,
Ки касе з-он сифат надорад ёд.
Яҳйии бегуноҳро чу бикушт,
Гашт бар вай замона тангу дурушт.
Модаре дошт Яҳйии мазлум
Пиру оҷиз зи коми дил маҳрум.
Ҷуфти андӯҳгашта андар даҳр,
Айши ширин бар ӯ шуда чун заҳр,
Боз гуфтанд ҳол Маъмунро,
Арза карданд ҳоли маҳзунро.
Ки дуои бадат ҳамегӯяд,
Мулкататро завол меҷӯяд.
Дили ӯ хуш куну зи ҳақд бикоҳ,
Боз хоҳ аз аҷуза узри гуноҳ.
Рафт Маъмун шабе зи халқ ниҳон
Баркушода ба узри ҷурм забон.
Дурру гавҳар бад-ӯ басе бахшид,
Роҳу сомони кори худ он дид,
Гуфташ: Эй модар, ин қазое буд,
Чун қазо рафт зории ту чи суд!
Баъд аз ин корҳои бо ҳуш кун,
В-аз дуои бадам фаромуш кун.
Гарчи Яҳё намонду ёфт газанд,
Ман туроам ба ҷои ӯ фарзанд.
Ман ба ҷои ваям ту дил хуш дор,
Ҳақду кину дуои бад бигзор!»
Модари пир дод кор ба дод,
Дарзамон сӯи вай забон бикшод,

Гуфт:" К-эй мир боз деҳ хабарам,
Ман ба шахсе чи гуна ғам нахурам,
Ки варо чун туе иваз бошад,
Рост чун ҷавҳару араз бошад!
Бо бузургӣ,ки омадат ҳосил,
Ҳам набошӣ ба ҷои вай дар дил.
Чун ваеро ба гӯр натвон кард
Ки бувад модараш зи андуҳ фард.
Чун туӣ бо ҳазор ҳашмату ҷоҳ,
Нест моро ба ҷои он дилхоҳ.
Инчунин лафз чун дури шаҳвор
Ёдгор аст з-он зани бедор.
Гашт аз он як сухан хиҷил Маъмун,
Баъд аз он худ нарехт ҳаргиз хун.

## ДАР ИСМАТИ ҚАТЛИ МАЗЛУМ

Ҳамчунин шоҳи мозии бо ҷуд,
Носири дин сари карам Масъуд
Гашт бар Булҳусайни Маймандӣ
Мутағаййир зи чунию чандӣ.
Рафъ карданд мар варо дар кор,
Аз шиёне дирам ҳазор ҳазор.
Оқибат кушта шуд ба ноҳақу ҷавр
Ҳеҷ нобуда кори ӯро ғавр.
Модаре пир дошт бас оҷиз,
Ки набудӣ дуошро ҳоҷиз.
Шоҳро гуфт: Муфсиди аҳвол,
Кӣ кунад мурғво ба ҷони ту зол.
Дили ин зан ба узрҳо хуш кун,
Кинаро дар дилат маяфган бун".
Шоҳ як шаб саҳаргаҳе бархост,

Бари зан рафту узри рафта бихост.
Гуфт:"Бад кардаму пушаймонам,
З-ин сабаб бад махоҳ бар ҷонам.
Рафтанӣ рафту в-ин қазо биштофт,
Тири бигзашта чун тавон дарёфт.
Низ бар ман дуои бад ту макун,
Буданӣ буд, дарнавард сухун"
Пиразан гуфт: К-эй ҷаҳонро щоҳ,
Аз мане з-ин сабаб ту узр махоҳ.
Чун кунам ман дуои бад ҳошо,
Чун занам мурғвои бад ҳошо,
Мири мозӣ бар ӯ ҳаме дунё
Доду ту низ додияш уқбо!
Дунйиву уқбӣ аз шумо дорем,
Ҳаққи ин кай ба хира бигзорем?!
Ёфтаст аз туву падар писарам
Дунйиву уқбӣ ин ғам аз чӣ хурам.
Ба талофии моли дунйиву дин
Кай кунам хира эй малик нафрин.
Ӯ ҷаҳон доду ту шаҳодату аҷр,
Нест ҷои ғаму маломату заҷр.
Ҳошалиллаҳ,ки ман бадат гӯям
Ё заволи камоли ту ҷӯям"
Шоҳи озода ин сухан бишнид
Пиразанро ба модарӣ бигзид.
З-он хиҷолат ба дил пушаймон шуд
Чашмаш аз ҳоли рафта гирён шуд.
Хуни ноҳақ нигар нарезӣ ҳеҷ,
В-арна нори ҷаҳимро бибасиҷ.
Хуни ноҳақ зи корҳост батар,
Хуни ноҳақ кунад-т зеру забар!

## ДАР АДЛИ ПОДШОҲ ВА СИФАТИ ОН

Адл кун, з-он, ки дар вилояти дил
Дари пайғамбарӣ занад одил.
Дар шубонӣ чу адл кард Калим,
Дод пайғамбариш илоҳи карим.
То шубонӣ накард бар ҳайвон,
Кай шубон гашт бар сари инсон.
Адл дар дасти он ки додгар аст,
Новаки маргро қависипар аст.
Маргро ҳеҷ н-ояд аз одил,
З-он ки дорад зи адли одил дил.
Шоҳи пурдил ситезакор бувад,
Шоҳи баддил ҳамеша хор бувад.
Шоҳи одил миёни неку бад аст,
Тезу золим ҳалоки халқу худ аст.
Бар миёна бувад шаҳи одил,
Набувад шерхуна уштурдил.
Мулкро шоҳи золими пурдил
Беҳ зи султони оҷизу одил.
Доди кас шоҳи оҷизи бодод
Натавонад ситад, наёрад дод,
Шоҳи ҷобир зи мулку дин танҳост,
Ҷон ба инсофи табъ дар танҳост.
Дили шаҳ чун зи аҷз хунобаст
Ӯ на шоҳ аст, нақши гармобаст,
Адли шаҳ неъмати худованд аст,
Ҳури ӯ пои халқро банд аст.
Шоҳи одил чу киштии Нӯҳ аст,
Ки аз ӯ амну роҳати рӯҳ аст,
Шоҳи ҷобир чу мавҷи тӯфон аст,
З-ӯ харобии хонаву ҷон аст.
Бошад андар харобу ободон

Адли шаҳ ғайсу ҷаври шаҳ тӯфон.
Толиби шоҳи одил аст ҷаҳон,
Ту ният хуб кун ҷаҳон бистон.
Ҳар кӣ дорад ба доду дин олам
Ба худо ар бувад зи маҳдӣ кам.
К-ӯ на маҳдӣ ба сустаҳдӣ шуд,
Ӯ ба дину ба дод маҳдӣ шуд.
Ту барӣ шав зи ҷавру бадаҳдӣ,
Кофирам, гар нахонамат маҳдӣ.
Фарри инсофу зеби шед якест,
Бехи бедоду шохи бед якест.
Сохтанрост шед бар гардун
Сӯхтанрост бед бар ҳомун.
Бо ситам сури мамлакат шӯрист,
Бе алиф нақши доварӣ дурист.
Подшоҳи мусаллату мағрур
Аз худою зи халқ бошад дур.
Аз худою аҷал бе огоҳӣ
Эмин аз новаки саҳаргоҳӣ
Эй басо тоҷу тахтмаҳрумон
Лахт-лахт аз дуои мазлумон.
Эй басо рояти адӯшиканон
Сарнагун аз дуои пиразанон.
Эй басо тирҳои ганҷурон
Шох-шох аз дуои ранҷурон.
Эй басо найзаҳои ҷабборон
Пор- пор аз дуои ғамхорон.
Эй басо боду буши такнинон
Турту мурт аз дуои мискинон.
Эй басо бодгиру торуму тим
Зеру боло зи оби чашми ятим.
Эй басо рафта мулки пурҳунарон
Зор-зор аз дуои бепадарон.

Он чӣ як пиразан кунад ба саҳар
Накунад сад ҳазор тиру табар.

## ҲИКОЯТ ДАР АДЛУ СИЁСАТ ВА ҶУДИ ПОДШОҲ

Рӯзе аз рӯзҳо ба вақти баҳор
Рафт Маҳмуди Зовулӣ ба шикор.
Дид золе нишаста бар сари роҳ
Рӯяш аз дуди зулм гашта сиёҳ.
Ҳар замон гуфтӣ: Эй малик фарёд,
Чист ин зулму чист ин бедод!?
Човаше рафт то кунад дураш
Дид аз дур шоҳу дастураш.
Ронд Маҳмуд аспро бари зол
То ҳаме бозпурсад он аҳвол…
Гуфт: Золе заифу дарвешам,
Кас наёзорад аз каму бешам.
Писаре дораму ду духтари хурд
Падари ҳар се шуд ду сол, ки мурд.
Аз ғами нону ҷомаи эшон
Медавам бар тариқи дарвешон.
Хӯша чинам ба вақти кишту дарав
Арзану боқиливу гандуму ҷав.
Бар ман аз чист ҷаври ту пайдо,
Охир имрӯзро бувад фардо!
Чанд аз ин зулму раъят озурдан?
Молу мулки ятимакон хӯрдан?
Будам андар деҳе маҳе муздур
Аз барои яке сабад ангур.
Дӣ сари моҳ буду ман зи нишот
Бистудам музд,то равам ба работ,

Панҷ турк омад аз қазо пешам,
Хонд аз эшон яке бари хешам.
Бигирифт он сабад зи гардани ман.
Ман баровардам аз ано шеван.
Дигаре омаду задам чӯбе
То зи ман барнахезад ошӯбе.
Гуфтам:Ин кист в- ин кӣ шояд буд,
К-ӯ баровард аз тани ман дуд?!
Гуфт ҷондори шоҳ Маҳмудаст,
З-ин ҷазаъ мар туро чи мақсуд аст?
Ман зи гуфтори вай битарсидам,
Роҳи ишкори ту бипурсидам.
Ман туро ҳоли хеш кардам дарс
Аз дуои мани заиф битарс!
Гар наёбам зи назди ту ман дод
Дар саҳар назди ӯ кунам фарёд.
Оҳи мазлум дар саҳар ба яқин
Батар аз тиру новаку зӯбин…
Бишканад шери шарзаро гардан,
Даркаш аз зулм, хусраво, доман!
Он чӣ дар ними шаб кунад золе
Накунад чун ту хусраве соле.
Гар ту инсофи ман нахоҳӣ дод
Рӯзе аз мулки худ набошӣ шод.
Ин чи берасмию ситамкорист,
В-ин чи Фиръавнию чи ҷабборист?!
Охир аз ҳашр ёд бояд кард,
Шоҳро адлу дод бояд кард.
Тахт султон чу ту басе дидаст,
Доду бедоди ҳар кас ашнидаст.
Бигзарад даври умри ту ногоҳ
Бар сари дигаре ниҳанд кулоҳ.
Хурад ӯ молу ту ҳисоб диҳӣ,

Андар он рӯз чун ҷавоб диҳӣ?...
Золро пеш хонду гуфт: Бигӯй,
Он чи бошад туро мурод биҷӯй.
Зор бигрист золу гуфт: Эй шоҳ,
Гарчи дастам зи мол шуд кӯтоҳ
Ба худо гар ба ман диҳӣ сад ганҷ
Барнахезад зи ҷони ман ин ранҷ.
Хусрав аз баҳри адл бояду дод
В-арна ҳар кас зи пушти одам зод!
Хӯрд савганд шаҳриёри ҷаҳон
Ба худову паямбару Куръон.
Гуфт: Ҳар панҷро биёвезам
Асп аз ин ҷой пас барангезам!
Зуд ҳар панҷро биёвурданд
Ҳалқашон сӯи ресмон бурданд
Ҳар якеро ба гӯшае овехт
Лашкар аз дидагон ҳаме хун рехт…

## ДАР ПАНДУ НАСИҲАТИ ПОДШОҲ ГӮЯД

Ҳама халқ он чи мода в-он чи наранд,
Аз дарун хозинони якдигаранд.
Гар диҳӣ нек нек пеш оранд,
В-ар кунӣ бад бадӣ нигаҳ доранд.
З-он ки аз кӯза баҳри одату хӯ
Битаробад гулобу сирка дар ӯ.
Хештанро ҳаме накӯ хоҳӣ
В-аз бади дигарон на огоҳӣ…
Сабр кун бар сафоҳати ҷоҳил,
То шавӣ соиси вилояти дил.
Панди оқил ба охири корат
Кунад ар кунду тез бозорат.

Ҳаст пандат нигоҳдоранда,
Ҳамчу май нохушу гуворанда…

## ҲИКОЯТ ДАР БЕВАФОӢ

Қиссае ёд дорам аз падарон,
З-он ҷаҳондидагони пурҳунарон.
Дошт золе ба рустои Таков
Меҳситӣ ном духтареву се гов.
Наварӯсе чу сарви навболон,
Гашт рӯзе зи чашми бад нолон.
Гашт бадраш чу моҳи нав борик,
Шуд ҷаҳон пеши пиразан торик.
Дилаш оташ гирифту сӯхт ҷигар,
Ки ниёзе ҷуз ӯ надошт дигар.
Зол гуфтӣ ҳамеша бо духтар:
Пеши ту бод мурдани модар.
Аз қазо гови золик аз паи х(в)ард
Пӯз рӯзе ба дегаш андар кард.
Монд чун пои мақъад андар рег,
Он сари мурдарегаш андар дег.
Гов монанди деве аз дӯзах
Сӯи он зол тохт аз матбах.
Зол пиндошт ҳаст Азроил,
Бонг бардошт аз паи таҳвил:
Малакулмавт ман на Меҳситиям,
Ман яке золи пири меҳнатиям.
Тандурустам ману наям бемор,
Аз худоро, маро бад-ӯ машумор.
Гар туро Меҳситӣ ҳамебояд,
Шав мар ӯро бубар, маро шояд.
Духтарам ӯст, ман на беморам,

Туву ӯ, ман-т рахт бардорам.
Ман бирафтам ту донию духтар
Сӯи ӯ рав, зи кори ман бигузар.
То бидонӣ, ки вақти печопеч
Ҳеҷ кас мар туро набошад ҳеҷ.
Бе бало нозанин шумурд ӯро,
Чун бало дид дарсупурд ӯро.
Ба ҷамоли накӯ аз ӯ буд шод,
Ба хаёли бадаш зи даст бидод.
Ёр набвад, ки бар дари зиндон
Чашм гирёну лаб бувад хандон.
Ёрат он бошад ар наёрӣ хашм,
Ки зи сар бифганад барои ту чашм.
Гирад ар пурсиши писандида,
Гуфта ногуфта, дида нодида.
Ҳар кӣ вақти бало зи ту бигурехт,
Ба ҳақиқат бидон, ки ранг омехт.
Сӯҳбаташро маҷӯ, марав бари ӯ,
Рав зи равзан биҷаҳ, на аз дари ӯ.
Ман вафое надидаам зи хасон,
Гар ту дидӣ, саломи ман бирасон.

## АЗ БОБИ НУҶУМ ДАР МАНОҚИБИ АТИББОЪИ ОЛИМ

Боз марде, ки вай табиб бувад,
Дар сухан ҳозиқу адиб бувад.
Карда бошад зи устод қабул,
Хонда бошад басе китоби усул.
Дар риёзӣ барад ба дониш роҳ
В-аз табиӣ бувад ба ваҷҳ огоҳ.
Донад асрори илмию амалӣ,
Маслаҳои хилофию ҷадалӣ.

Аз бурун пай барад ба ҳоли дарун,
Донад аҳволи андарун зи бурун.
Бинад аҳволи иллату амроз,
Донад асбоби ҷавҳару аъроз.

## ТАФСИЛИ ИЛАЛ ВА ОН ПАНҶОҲ НАВЪ АСТ

Набзу қорураву русубу илал,
Дохилу хориҷу фасоду халал.
Гар ту пурсӣ зи адди тиб чӣ чиз
Чун тавон кардан андар он тамйиз.
Иллати сактаву ҳарифу дисам
Сабабу дафъи он зи бешу зи кам.
Инбисот инқибозу ҳаммиёт,
Аташу ҷӯъу бо садоъу сифот.
Ҳоли нисёну ҳумқу истирхо,
Фолиҷу лақваву фасоду вабо.
Хадару раъшаву рабуву казоз,
Рияву интисобу зарбу бароз.
Ҳоли сарсому иллати барсом,
Назла хонуқ босуъолу зуком.
Гар бипурсӣ ту аз атосу зи сил,
К-аз мудовош ранҷа гардад дил.
Аз таматтиву ихтилоҷи бадан
Хафақону фавоқу сустии тан.
Ҳайзаву тухмаву заҳиру нуҳуъ,
Асли ин чанду боз чанд фурӯъ.
Боди қуланҷу боди айловус,
Яроқону барас ҷазому нуқус.
Нуқриси пойбанду ирқи нисо,
Фатқу дигар чу қарват-ул-имъо.
Гар суоле кунӣ аз ин панҷоҳ,

Шунавӣ, ҷумла нестанд огоҳ.
Ҳадди ин ҳар як ар бигӯям ман,
Гардад аз нуктаҳо дароз сухан.
Андаке боз гӯямат бишунав,
Боз нагрифтаам сухан ба гарав.

## ДАР ТАФСИЛИ ИЛАЛ ВА БАЁНИ АМРОЗ

Сакта аз инсидоди батни димоғ,
Ки тамомӣ наёбад истифроғ.
Бишнав аз ман ту ҳадду васфи ҳариф,
Хӯрдану хориши забони латиф.
Васам аз ту хушунате, ки бувад,
Ҷумлагӣ малмус ар бувад, биравад.
Инбисот он, ки маркази дили ту,
Бикашад сӯи зоҳири гили ту.
Пас ба идхолу ҷазбу роҳ ҳаво
Бикашад он ҳарорати зебо.
Инқибоз он, ки зоҳири баданат
Сӯи марказ барад духони танат.
Марҳамиётро ҳадд он,ки ниҳод
Гармии бад ба дил-т роҳ кушод.
В-он ҳарорат ғариб ҷои ватан
Пас сироят кунад ба ҷумла бадан.
Аташ-он шаҳвате, ки гарму тар аст,
Ҷӯъ он шаҳвате, ки гармтар аст.
Лек майлаш ба хушкӣ аст фузун
Инчунин гуфтааст Афлотун.
В-он ки ӯро сидоъ хонӣ ту
Раъшаву ваҷъ рос донӣ ту.
Ҳадди нисён чунин намуд устод
Сеҳр аз инқитоъи хоб ниҳод.
Ҳумқро ҳад фасоди зикру фикар

Ҷамъи ин ҳардувон ба ҳамдигар.
Бишнав аз ҳолу ҳадди истирхо
Навъи батлони ҷумлагӣ аъзо.
Инсидоди мабодиюл аъсоб,
Инқитоъу нуфузи қуввату тоб.
Фолиҷ аз аслу феъл астар хост
Лек бар ҷонибест чап ё рост.
Лаква каж гаштани рух аз як сӯ,
Майли шадқ оварад зи ҷониби рӯ.
Он кӣ бинҳод ҳадду феъли вабо
Рафтани ҷавҳари тибоъи ҳаво.
Хадар он дон, ки чун дабиб ун-намл
Заъфу қувват кунад ба нафси ту ҳамл.
Раъша з- аздоди якдигар ҳаракот
Зеру боло ба қуввату ба сифот.
Рабу аз тангии уруқу азал
В-аз завориб на дар мақому маҳал.
Рияро аз танаффуси бисёр,
В-аз хамуди азал казозу қафор.
Интисоб он ки танг гашт нафас
Қасбаи рияро зи қисмати пас.
Зараб аст аз фасоди батни таъом,
Бекай итлоқ бо марора мудом.
Ҳадди сарсом дар димоғ варам,
В-он варам гарму сахт қаҳфи сиқам.
Ҳадди афъолу қуввати барсом
Вараме гарм дар ҳиҷоб мудом.
Назла аз инсибоб сард бувад,
З-ӯ ба батн- уд-димоғ дард бувад,
В-аз димоғ он гаҳе ба садр шавад
В-онгаҳе бе маҳаллу қадр шавад.
Ҳадди хонуқ дар азал вараме
Барнаёяд туро ба ҷаҳд даме.

В-ончиро ном кардаанд суъол
Қасбаи рияро кунад бадҳол.
В-аз зуком инсибобҳои табоҳ
Ба сӯи мунхарин гушояд роҳ.
Бишнав аз ман ту ҳадду васфи утос
Ҳаракатҳои абхара зи қиёс.
Ҳосил андар димоғ гашт ситабр
Ба табиат адокунанда чу абр.
Сил фасоди мизоҷу савдоҳо
Бас зи бавл оварад ба аъзоҳо.
Қуввати ҳозима табоҳ кунад,
Дофиа ҳам ба вай нигоҳ кунад.
Қарҳат-ул- садр аз ӯ падид ояд
Рияро сиқлҳо палид ояд.
Аз таматтӣ нишон чунин доданд
Он кӣ дар тиб имому устоданд.
Ҳаракат дар тан аз ҳама азалот
Муҳтақан гашта аз ҳама офот.
Ихтилоҷ аз зиёдати ҳаракот
К-андар аъзой оварад нафаҳот.
Инбисот инқибоз аз ӯ дар дил
Ҳар замон оварад ҳаме ҳосил.
Хафақон ихтилоҷи дил бошад,
Ки на аз ҳақду ғашшу ғил бошад.
Боз гӯям фувокро ман ҳад,
Ки бар ин қавл н-оварад кас рад.
Ҳаракоту тараддуди мобайн,
Дофиа, мосика бараъй-ул-айн.
Андар аҷзои меъда ҷамъ ояд,
Бадали интибоъ манъ ояд.
Ҳайза исҳолу қай ба ҳам бошад,
Меъдаро ҳазму қувва кам бошад.
Ба фасод ояд он таъому шароб,

Ҳозина з-ӯ бимонда андар тоб.
Тухма чун ҳозима табоҳ шавад
Меъда пажмурдаву дутоҳ шавад.
Ғалбаи шаҳвату биёру бигир
Ҳукамо ном кардаанд заҳир.
Ҳадду қадри нуҳувъ он кӣ ниҳод
Ғасён гуфт, лек бе қаю бод.
Ҳадди қуланҷ ҳаст дарде сахт,
Дар даруни шикам чу бинҳад рахт.
Инхироқе зи ҳойилин бошад,
В-он сироят ба инсийин бошад.
Гуфт Буқрот ҳадди иловус
Ваҷъи қулун мааъз забил манҳус.
Ярақон интишоре аз сафро,
Ки шавад дар ҳама бадан пайдо.
Чун мизоҷи кабад табоҳ шавад
Барас ояд чу хун сиёҳ шавад.
Ҷавҳари хун шавад ҳама балғам
Пӯст з-алвони хеш гардад кам.
Он кӣ бинҳодаанд ҳадди ҷазом
Истиҳолат зи ҷавҳари дами хом.
Фиъидд-ул-марор фи-л аъзо
Шуда муставлии бадан ҳама ҷо.
Никрис омос дар мафосил дон,
Каъбу ибҳом бо урук дар он.
Ҳадди иркун нисо бувад он дард,
Ки кунад мардро зи роҳат фард.
Ҷониб ул-ваҳшии варах ӯро-к
Шуда з-он дарди пой мард ҳалок.
Фатқ дарде шадид дар имъо,
Узал-ул-батн бо сафоқи қафо.
Ҳукамо аз қуруват-ул амъо
Ин ниҳоданд ҳадди ранҷу ано.

## ДАР ТАБИБОНИ НОДОН ГӮЯД

Ин намудем ҳадди ин панҷоҳ
Кард бояд кунун сухан кӯтоҳ.
Ҳукамо ҷумла ҳадди ин амроз
Ин ниҳоданд бар саводу баёз.
Аз атиббои оми ин айём
Гар бипурсӣ аз ин ҳама як ном
Ба худо гар шиносаду донад,
В-ар ҳазорон китоб бархонад,
Ҳама аз ҷаҳл пуршару шӯранд,
Ҳама канносу акмаву кӯранд.
Сад ҳазорон маризро ҳар сол
Бикушанд аз табоҳии афъол.
Ҳама ҳастанд ёри Азроил,
Қотил эшону халқ ҷумла қатил.
Войи он кас, ки ҳаст ҳоҷатманд
Ба чунин қавми кӯри бе дару банд.
Эй худованд, аз ин чунин ҳукамо
Халқро кун ба фазли хеш раҳо.
Ки ҷаҳон шуд зи феълашон вайрон,
Халқро з-ин бадон ба ҷон бираҳон.

## ДАР СИФАТИ МУНАҶҶИМИ ҲОЗИҚ ВА МУНОФИҚ

Боз инҳо,ки марди аҳкоманд,
Ҳама дар фоли заҷр худкоманд.
Нафас аз гардиши нуҷум зананд,
Солу маҳ фоли саъду шум зананд.
Ҳама ҷосуси назми афлоканд,
Ҳама бо майлу тахтаи хоканд.
Ҳама дар роҳи ҳукм худрояндм,

Ба сари ман, ки жож мехоянд.
Зарқи Булъанбас аст раҳбарашон,
Коми хоканд, хок бар сарашон.
Нашуниданд номи Батлимус,
Пурфиғону миёнтиҳӣ чун кӯс.
Ҳама шогирди зарқи Булъанбас,
Ҳама аз зарқи ӯ зананд нафас.
Рӯзу шаб дар шумори ҳафту чаҳор,
Хонаи ҷадду хонаи идбор.
Соҳиби лайлу соҳиби навба,
З- инчунин илм тавба беҳ, тавба.
Соҳиби соату далели наҳор,
Толеъу кадхудову ҷонбахтор.
Соҳиби ваҷҳу низ соҳиби ҳад,
Ки дар аҳкомашон набошад рад.
Сабаби кадхудоию ҳилоҷ,
Ки мунаҷҷим бад-ӯ бувад мӯҳтоҷ.
Соҳиби сурат асту раббулявм,
Ки бар онанд ҳукмиён як қавм.
Ҳукму таъсиру соҳиби автод
Бартар аз ҳадди ваҷҳу нуқси зиёд.
Гардиши рафтану ҳубуту сууд,
Ки зи таъсирашон шавад мавҷуд.
Инҳитоту ҳазизу даври шумор,
Авҷи хуршеду собиту сайёр.
Фалак-ул-мустақим ваҷиб-ул майл,
Ғояти иртифоъу гардиши лайл.
Гаҳ раҳовию гоҳ дулобӣ,
Гаҳ ҳамоил чу теғи аъробӣ.
Бӯъду бахти тафовути мобайн,
Ҳосили ҷайбу ғоят-ул-тулайн.
Зиҷи Яҳёву Фохиру Маъмун,
Иртифои таволеъу чиву чун.

В-он кӣ бинҳод авҷро ҳаракот,
Иртифоъу тафовути соот.
Зили миқёсу нуқтаи маҳсус,
Ки мақодири зовияст руус.
Тӯлу арзу сутӯҳу нуқтаву хат,
Ки дар аҳволи ҷумла нест ғалат.

## ДАР СИФАТ-УЛ-АФЛОК

Фалаки тосеъ аст бар з- афлок,
К-ин фалакҳо бувад дар ӯ чу мағок.
Фалаки сомин аст ҷои буруҷ
В- андар он ҳафтро духулу хуруҷ.
Фалаки собеъ они кайвон аст,
Ки мар-ӯро ба сони айвон аст.
Фалаки содис аст зовишро,
Ки диҳандаст донишу ҳушро.
Фалаки хомис они Баҳром аст,
Он ки дар феълу раъй худком аст.
Фалаки робеъ они хуршед аст,
Ки ба мулк андар он чу Ҷамшед аст.
Фалаки солис они Ноҳид аст,
Зӯҳра, к-аз нури ӯ ҷаҳон шед аст.
Фалаки сонӣ они тир омад,
Он Уторуд, ки вай дабир омад.
Фалаки аввал они Моҳ омад,
Ки асир андар он паноҳ омад…

## ДАР БАЁНИ ТАБОЕЪИ ЧАҲОРГОНА

Ҷавҳари оташ аст баъд аз ҳафт,
Ки аз ӯ дил бихасту заҳра бикафт.

Баъд аз оташ фазову ҷавви ҳаво,
Ки зи вай то ба марказ аст мало.
Баҳри ахзар савум натиҷаи ӯст,
Он яке қишру в-он дигар чун пӯст.
Ағбари тира чорумин аркон,
Пас наботу маодину ҳайвон.
Ҳоли атбоъи ин дувоздаҳ бурҷ
Ҳар яке бар мисоли гавҳару дурҷ.

## ДАР СИФАТИ БУРУҶИ ДУВОЗДАҲГОНА

Ҳамалу савру пайкари ҷавзо,
Саратону асад далели бақо.
Хӯшаи хоку каффати мизон,
Ақраби моию зи нор камон.
Ҷади хокию далву ҳут ба ҳам
Аз ҳавову зи об дода рақам.
Барраву шер нориясту камон,
Гову хӯша ва буз зи хоки гарон.
Боз дупайкару тарозуву дул
Аз ҳаво ёфт баҳра беш мамул.
Ҳаст Харчангу Каждуму Моҳӣ,
Ки бар обасташон шаҳаншоҳӣ.
Ҳамалу Ақраб аст аз ин торих,
Ки шудастанд хонаи Миррих.
Савру Мизон зи Зӯҳра дорад баҳр,
Зӯҳра чун шоҳу Савру Мизон шаҳр.
Пас аз ин ҳаст Хӯшаву Ҷавзо,
К-аз Уторуд гирифтаанд баҳо.
Саратон хонаи Қамар гӯянд,
Шамсро ҷузъ Асад куҷо ҷӯянд.
Қавсу Ҳут аст хонаи Ҳурмузд,
Ҷади Давл аз Зуҳал биҷӯяд музд.

# АЗ БОБИ ДАҲУМ
# ДАР ТАСНИФИ КИТОБ ВА БАЁНИ НАВИШТАНИ КИТОБ

Банда дар пеши шоҳи динпарвар
Ақл дар ҷул кашиду ҷон бар сар.
Пеши шаҳ н-омад ин ҷаҳонхурда
Чун насими баҳор бехурда.
Банда чун мулку адли шоҳ бидид,
Хираде дошт, пеши шоҳ кашид.
Пеши шаҳ н-омадаст ақли раҳӣ
Чун насими баҳор дасти тиҳӣ.
Рӯи зарду диле сапед чу шамъ,
Аз паи нуру сурхрӯии ҷамъ.
Бурда аз дин на аз сари мардӣ
Чун сабо аз чаман раҳоварде.
Эй чу хуршеди осмони ҷамол
В-эй чу моҳи чаҳордаҳ ба камол.
Камар аз баҳри ту ҳамебандам,
К-аз паи сӯхтан ҳамехандам.
Чун ту гирӣ ба дастам, эй дилҷӯй,
Ҳам ту бӯям ба сони дастанбӯй.
Ақлро дар шаробхонаи ҷон,
Дар раҳи ҳикмату баёну банон.
Нест аз ишқ кас чу ман мастат,
Гӯ бурун ор, ар чу ман ҳастат.
Бандаи бе тамаъ манам, донӣ,
Пас чаро аз барам ҳамеронӣ.
Фалакам пири содиқон донад,
Хирадам пайки ошиқон хонад.
Шофии дарди ошиқон шеърам,
На чунин хор мо ядон сеърам.
Рост чун нури барқ з-абри баланд,

Ман ҳамегиряму ту хуш механд.
Чун палита, ки барфурӯзандаш,
То нашуд тофта, насӯзандаш.
Он набинӣ миёни ҷамъ ҳаме,
Ханда гирям ба сони шамъ ҳаме.
Орзуҳост дар сари қаламам,
Ки на аз лавҳу дасти рӯҳ камам.
Ончунон гашт лаззати суханам,
Ки яке дам бишуст бори занам.
Набувад гарчи соҳиби ҳунарам,
Гар баранде маро зи ман хабарам…

## ДАР ИФТИХОРИ ХУД БА АҲЛИ ЗАМОНА

Хотири ман гуҳар парешон кард,
Дурри дониш чу арзан арзон кард.
Дар замона сухансарой шудам,
Тани гуфторро баҳой шудам.
Лек мадҳи касе нагуфтам ман,
Гавҳари мадҳати ту суфтам ман.
Хидмати шоҳи чун ту шоҳнажод
Ҷуз фурӯмояе надод ба бод.
Ҳақ ато дод ҳикмату ҳунарам,
Кай ато дар хато ба кор барам.
Ҳақ чу омад, намуд ботил пушт,
Рӯи дастат беҳ аз сари ангушт.
Дидаҳо шаб фароз бояд кард,
Рӯз шуд, чашм боз бояд кард.
Гавҳар андар садаф нуҳуфта бимонд,
Муддате ғунча ношукуфта бимонд.
То бад-ин аҳд н-омад андар зикр,
З-он ки дар парда буд маънии бикр.
Маънии бикр аз он суви ту шитофт,

Ки ҳаме мард ҷусту мард наёфт.
Ҳамчу пил аст кор бихрадро,
Пил ё шоҳрост ё х(в)адро.
Ҳама бозони ин ҷаҳон пиранд,
Ё магасхор ё малахгиранд.
Ҳама пирони ин замонаи бад
Ҳамчу тифланд хурду содахирад.
Нест андар ҷаҳони нафсу нафас
Бози симурғгир чун ман кас.
Банда чун ибтидои мидҳати шоҳ
Кард фикрат ба салху ғарраи моҳ.
Гуфт ақл: эй дилат зи меҳраш пур
Аз ту дарёи мадҳу в- аз ман дур.
Дурфишон кун зи лафзу маънӣ зуд,
З-он ки хомӯшият надорад суд…

## ДАР БАЁНИ ҲОЛ ВА ҲАСБИ АҲВОЛИ РАҲМАТУЛЛОҲААЛАЙҲӢ

Гар даровард,ёфт хулду наъим,
В-арна ҷои ваяст қаъри ҷаҳим.
Он кӣ паҳлу ҳамезанад бо ман,
Паҳлуеро надонад аз доман.
Шеъри ман гул, муҳоли ӯ хор аст,
Худ харидори мо падидор аст.
Ҳукаморо бувад ба хони ҷалол
Луқмаву сеҳру назм ҳар се ҳалол.
Ҷоҳилонро зи ҳирсу бухл мудом
Луқмаву шурбу нутқ, ҳар се ҳаром.
Чун канам иқди гавҳар аз коне,
Рӯҳи қудсӣ дар ӯ дамад ҷоне.
Зиндаву тоза кард чун тӯбиш,
Дилу ҷонро таровату маъниш.

Гуфтаи ман равон шумор, равон,
Дар ду олам ду чашмаи ҳайвон.
Шеъри абнои аср андар шар
Ҳам равон аст, лек сӯи сақар.
Об некӯ бувад равон дар деҳ,
Лек дар рег норавонӣ беҳ.
Об чун шуд равон чи созад боғ,
Рег чун шуд равон, билахшад роғ.
Оби мунсиф равон,равон бошад,
Лек селаш ҳалоки ҷон бошад.
Шеъри ман сӯи кофару мӯъмин
Ҳамчу обасту нафс аз ӯ эмин.
Ҳикмати ин ҳакими жожфурӯш
Ҳаст монандаи карӣ дар гӯш.
Ҳукми ӯ ҳам равон бувад дар шӯр,
Сими бад ҳам равон бувад дар гӯр.
Шаръу шеър аз равону ҷон хезад,
Ушру хумс аз зиёъу кон хезад.
Аз тану табъ шаръу шеър назод…
Тӯдаи шӯра умру хумс надод.
Ҳамчу обаст ин сухан ба ҷаҳон
Поку равшан, равонфизову равон.
Чун зи Қуръон гузаштию Ахбор,
Нест касро бар ин намат гуфтор.
Кардӣ аз нестӣ ба ман насабаш,
Дев Қуръони порсӣ лақабаш.
Гӯямат, гар кунӣ зи ман ту суол,
Ин накӯтар басе, ки сабъи тавол.
Пас, Алӣ рағми ҷоҳилиятро
В-аз паи мардию ҳамиятро
Бо равону хирад биёмезаш,
Бар дари каъбаи дил овезаш.
Тан зи нақшаш ҳаме биёбад ҷон,

Ҷон зи мағзаш ҳаме бибандад кон.
Фузало муттафиқ шуданд бар ин,
Ки каломи гузида нест ҷузъ ин.
Хати авроқи ин сухан гаҳи ранг
Сияҳу хушдил аст чун шаҳиранг.
Офтобест ин сухан, к-аз изз
Дар тароҷеъ наюфтад ҳаргиз.
Ҳар кӣ ин бишнавад ба гӯш аз дур,
Лаҳни Довуд занн барад зи Забур.
Сарбасар ҳикмату мавоизу панд,
Бандаро панду риндро тарфанд.
Шеъри ман сурати равон бадан аст,
Хати ман хомӯши шакарсухан аст.
Ҳар киро андар ин ду ҷаҳлу шакест,
Шеъри ман ҷон-шро якеву якест.
Дар сарое,ки макру фан дорад,
Тозагӣ гуфтаҳои ман дорад.
Лаззате дорад ин сухан тоза,
Ки ба хубӣ гузашт аз андоза.
Бирасонидаам сухан ба камол,
Мебитарсам, ки роҳ ёфт завол.
Чун ба ғоят расад сухан ба ҷаҳон,
Зуд ояд дар он сухан нуқсон.
Байте аз шеъри ман сӯи бадҳол
Кам набошад зи бист байтулмол.
Гарчи дар ғафлат андар ин сӣ сол
Дафтари ман сиёҳ кард хаёл.
Ин суханҳо зи котиби чапу рост
Узри сесадҳазорсола бихост.
Кардам аз хотире зи лӯълӯъ пур
Домани охируззамон пурдур.
Он чи зӣ назм дар шумор омад,
Адади байт даҳ ҳазор омад.

Баъд аз ин гар аҷал кунад таъхир,
Он чӣ тақсир шуд шавад тавфир.
Ҳар кӣ з- ин пас ба шоирӣ пӯяд,
Ё нагӯяд ва ё ки з-ин гӯяд.
З-ин сухан, к-асл оламафрӯзист,
Дон, ки пирӯзбахтро рӯзист.
Ҳар кӣ ӯ толиби азои ман аст,
Хуни авдоҷи ӯ ғизои ман аст.
Ин ҳадис аз паи дили Иблис,
Гар бинанвишт хасм, гӯ манвис.
К-аз паи ташнагони иллийин,
Котиби ҷон ҳаменависад ин.
Баднажоде, ки девзод бувад,
Гар бинанвисад ин зи дод бувад.
Қадри ин шеър дев чи шносад,
Бум хуршед дид, биҳросад.
Чӣ бувад з-ин шанеътар бедод,
Лаҳни Довуду карри модарзод?!
Пеши ин гуфта сар фуруд орад,
Суханорой ҳар чӣ бардорад.
Ҷоҳиле, к-ӯ шунид ин суханон,
Ё бидид ин латиф сарви бунон.
Ҷуз ба сурат бад-ӯ напайвандад,
З-он ки бар риши хеш механдад.
Ин-т ранҷе, ки кӯри шамъ хирад
Пас бихусбад дар-ӯ ҳаменигарад.
Шамъ беҳуда дон ту дар бари кӯр,
Лаҳни Довуду мустамеъ чу сутур.
Ту ба гулбун деҳ оби ҳайвонро,
Гӯ бирав хок хур мағилонро.
Хотами анбиё Муҳаммад буд,
Хотами шоирон манам, ҳама суд.
Ҳар кӣ ӯ гашта толиби маҷд аст,

Шафии ӯ зи лафзи Булмаҷд аст.
З-он ки ҷаддро ба ҷадд шудам бунinfoият,
Кард Маҷдуди мозиям кунният.
Шуароро ба лафз мақсудам,
З-ин қибал ном гашт Маҷдудам.
Ба худо ар ба зери чархи кабуд,
Чун мане ҳасту буду хоҳад буд.
Хотирам чокарест ҳукмпазир,
Ҳар чӣ гӯям: "Биёр", гӯяд: "Гир!»
Он кӣ ӯ мунсиф асту зираксор,
Нашуморад ба бозӣ ин гуфтор.
Ҳазл агар бо ҷид аст, гӯ мебош,
Ки на аз зиракон каманд авбош.
Чун маро андар ин сафар, ки раҳ аст,
Зару ҷав ҳасту Эсию хар ҳаст.
Бихурад он чӣ ҳаст дархури ӯ,
Он чи зар Исӣ, он чи ҷав хари ӯ.
Нек бояд бувад зи рӯи шумор,
Некии бе бадӣ ту чашм мадор.
Ҳар куҷо роҳатест сад ранҷ аст,
Зери ранҷ андарун ҳама ганҷ аст.
З-он ки дар зери ҳафту панҷу чаҳор
Нест мул бе хумору гул бе хор.
Ин ҷаҳонест хубу зишт ба ҳам,
В-он ҷаҳон дӯзаху биҳишт ба ҳам.
Дар ҷаҳоне, ки назми ӯ зи дуист,
Боисаш бадхуию некхуист.
Н-аз паи назм подшоҳии ӯ,
Қаҳру лутф аст бо илоҳии ӯ.
Ту баду нек дидаӣ ба ҷаҳон,
Хайр бо шарру куфр бо имон.
Қабзу баст аст дар ҷаҳони ҳаёт,
Зарру нафъ аст дар мизоҷи набот.

Қабзу басте, ки дар ҷаҳони дил аст,
Ҳамчу дар шаклу сурат обу гил аст.
Маслиҳатрост ин дурангии ӯ,
На ба ҷаҳл аст турку зангии ӯ.
Ҳар кӣ ӯ хирасозу мустаҳил аст,
Гар бидуздад зи шеъри ман биҳил аст.
Нест аз ақл вақти меҳмонӣ
Луқма танҳо задан зи луқмонӣ.
Чӣ ҳамиме бувад,ки хон биниҳад,
Боғбонро наволае надиҳад.
Мизбонии хос хӯи бад аст,
Даъвати ом кардан аз хирад аст.
Мизбоне чу хоне орояд,
Тара ҳамчун бара ба кор ояд.
Гарчи бо ҳазл ҷидд чу бегонаст,
Ҳазли ман ҳамчу ҷидд ҳам аз хонаст.
Шоҳро чун хазона орояд,
Чизи бад ҳамчу нек дар бояд.
Ҳазли ман ҳазл нест,таълим аст,
Байти ман байт нест, иқлим аст.
Ту чӣ донӣ, ки андар ин иқлим
Ақли муршид чи мекунад таълим.
Яъне ар ҷидди ӯст ҷоновез,
Ҳазлаш аз сеҳр шуд равономез.
Шукр гӯям, ки ҳаст назди ҳунар
Ҳазлам аз ҷидди дигарон хуштар.

## ФАСЛ АНДАР ЗАЪФ ВА ПИРӢ

Рокеъам кард рӯзгори ҳасуд,
Аз паси ин рукӯъ чист? Суҷуд.
То ҷавонӣ мададгаҳи ман буд,
Ҷӯи умрам пуробу равшан буд.

Охир он оби ман зи пок барӣ,
Хок сардӣ бибурду бод тарӣ.
Мард чун пир гашт оҷиз гашт,
Шобро шебу аҷз ҳоҷиз гашт.
Рӯзгори ҳасуди бебокам,
Аз дили шӯху ҷони ғамнокам
Кард пуштам камону ком чу тир,
Кард рӯям чу қиру мӯй чу шир.
Карда аз баҳри пуштнома маро
Барниҳода ба нома ома маро.
Пой бар поям омад аз ғами шаст,
Лоҷарам, даст мезанам бар даст.
Хуш, хуш аз ман ҷаҳони ҳазлу маҷоз,
Ориятҳо ҳамеситонад боз.
К-андар ин коргоҳи ҳазлу ҳавас
В-андар ин тангнои монда нафас
Мардро орази сиёҳ накӯст,
К-андӯҳи душман асту шодии дӯст.
Дарнигар дар ман, эй рафиқ ба меҳр,
Сӯи он марги сурху зардии чеҳр.
То бидонӣ, ки пеш аз он айём,
Дар сарои ғуруру гулшани ком.

## АНДАР МАДҲИ ХОҶАИ АМИД АҲМАД ИБНИ МАСЪУДИ ТЕША ВА ВАСФИ ҲОЛИ ХОНА ГӮЯД, КИ АЗ ҶИҲАТИ ҲАКИМ САНОӢ КАРДА БУД ВА АСБОБ МУҲАЙЁ ГАРДОНИДА

Дӯсте мухлис андар ин шаҳрам
Кард аз сидқу дӯстӣ баҳрам.
Хонае баҳри ман ба раҳмати дил
Карду як даст ҷома хона зи зилл.

Сақфи ӯ вақфи хонаи афлок
Хонда дар саҳни молик ул-амлок.
Хишти ӯ аз биҳишт дода хабар
Хокаш аз боду об бурда асар.
Аз барои дили мани ранҷур
Карда як даст ҷома хона зи нур.
Ин на айб аст назди ҳушёрон
З-он ки бас хуфтаанд бедорон
Ҳаст танҳоӣ андар ин манзил
Ҳуҷраи ҷону сабзхонаи дил.
Ман ба танҳоӣ андар ин бунёд
Бо диле пур зи ғам нишастам шод.
Ман дар ин хонаи хуҷастаниҳод
Будам аз пушти ақлу рӯй ниҳод.
Нақши он хонаи беҳӣ бораш
Халали бом буду деворaш.
В-андар он хона мӯнис аз ҳама кас
Сояи хонаи ману ману бас
Хона торику мард бе моя
Сояе бошад аз паи соя.
Мӯниси ман дар инчунин хона
Хотири тезу ақли фарзона.
Андар ин хона бешару шӯрам,
Ростхоҳе чу мурда дар гӯрам.
Ҳар сухан к-он ба ҷои худ бошад,
Котиб ул-ваҳйи он хирад бошад.
Дар тамошои фикрат аз ағёр
Сояи хона ҳам наёбад бор.
Набувад ҳамчу муш марди сухун
Сояпарварду хонавайронкун.
Марди қонеъ на марди лус бувад,
К-аз тамаъ гурба чоплус бувад.

# ФАСЛ АНДАР ТАБДИЛИ ҲОЛ

Бадр будам шудам ҳилолмисол,
На биханданд аблаҳон зи ҳилол.
Чун ҳилоли дуто шудам борик,
Гашт олам ба чашми ман торик.
Пунба аз гӯш кард берун марг,
Ки бисоз аз барои рафтан барг.
Шири яксолагим кард асар,
Пас чили сол гарди оразу сар.
Чун дар ин коргоҳи беустод
Умр додам ба аблаҳӣ барбод.
Шаби барноиям ба нима расид,
Субҳи пирим дар замон бидамид.
Бинамурдем то ба булъаҷабӣ
Бинадидем субҳ нимишабӣ.
Мӯю дил шуд чу ширу чун қатрон
З-ин ду мурғи сияҳ сапеди замон.
Он сиёҳӣ зи мӯй рафт ба дил,
В-ин сапедӣ зи дил ба мӯст биҳил.
Дили ман ҳамчу барфу дандон буд,
Мӯй ҳамчун ки нафту қатрон буд.
Лекин акнун шудаст дил қатрон,
Мӯй бистуд сапедӣ аз дандон.
Бингар, эй хоҷа, бар руху пуштам,
Шуд чу ангишт ҳар даҳ ангуштам.
Риш чун рӯи пунбазор шуда,
Рӯй чун пушти сусмор шуда.
Умри бигзашта кай диҳад нерӯ,
Ки бақо дар бақо бувад некӯ.
Баҳри он айш бенавост маро,
К-об дар пеши осиёст маро.
Одамӣ худ ҷавон забун бошад,

Хаймаи умри пир чун бошад?!
Маҳ фитода, амуд бишкаста,
Мех суда, таноб бигсаста.
Умр додам ба ҷумлагӣ барбод,
Бар ман омад зи шаст сад бедод.
Монда ҳамчун маонии борик,
Бехатар сӯи хотири торик.
Дар таманно будам, ки гардам пир,
В-ин замон ман зи пириям ба нафир.
Пир бо чиз нест, хоҷа, азиз,
Пири бечизро кӣ дошт ба чиз.
Умри боқӣ чароғ дон бар хир,
Ин масал ҳаст умри боқии пир.
Гоҳ афзуну гоҳ кам гардад,
Гаҳ бихандад, гаҳе дижам гардад.
Сар ба сӯи замин фурӯ бурда,
Бо наме зинда в-аз даме мурда.
То наме бошад андар ӯ равған,
Гоҳ торӣ шавад, гаҳе равшан.
Ин ҳама беҳудасту ориятист,
Аҷал онро тамом офиятист.
Пирро, хоса бадхӯву бебарг,
Нест як дастгир ғайр аз марг.
Тифл дар дасти тифл бошад асир,
Пашша гирад, чу боша гардад пир.
Умри мо ҷумла мустаор бувад,
Аҳлро з- ин ҳаёт ор бувад.
Марди оқил зи лавҳ парҳезад,
З- инчунин умр ақл бигрезад.
Мард пир аз бақои ҷонон шуд,
Бо чунин умр пир натвон шуд.
Ҳар кӣ ӯ рангу бӯйрост асир,
Зану кӯдак бувад, на марду на пир.

Пир к-аз ҷунбиши ситора бувад,
Гарчи пир аст ширхора бувад.
Эй басо пир бо шамоили хуб,
Лек назди хирад шуда маъюб.
Ҳамчу нилуфарам ба чону ба даст,
Осмонрангу офтобпараст.
Он ҷавоне,ки гирди ғафлат гашт,
Он на умр, он фузул буд, гузашт.
Дил аз ин умри мухтасар баргир,
К-аз чунин умр кас нагардад пир.
Серам аз умру зиндагонии хеш,
Мебигирям ба ин ҷавонии хеш…
Зери чарх аст расми пиру ҷавон,
Зери чарх ин набошаду ҳам он.
Эй бародар, насиҳатам бишнав,
Ба худову ба кадхудо бигарав.
Ҷуз ба тадбири пир кор макун,
Пири дониш, на пири чархи куҳун.
Пири ҳикмат, на пири ҳафтахтар,
Пири миллат, на пири чор гуҳар.
Чун Бироҳим пири миллат буд,
Тахташ аз сидқу тоҷ хиллат буд.
Ӯ бирафт аз миёну кам поист,
Миллати ӯ ҳанӯз барҷоест.
Мард бояд, ки бошад аз дилу дин,
Аз гаҳи амр то ба явмуддин.
Ҳамчу Одам ҷавони кӯҳлравон,
На чу Иблис тан-ш пиру ҷавон.
Аз сарои димоғу ҳуҷраи дил
Гар яке дам занад ҳаме оқил.
Дар сар ояд ҳаме бидеҳ ҷо дам,
То ба лаб з-ин анову дарду алам.

Ин ҷаҳонро муморасат кардам,
Гард аз уммеди худ баровардам.
З-ин ҳаётам ба худ малол омад,
Зиндагонӣ маро вубол омад.

## ДАР ҚАНОАТ ВА ИНЗИВОИ ХЕШ ГӮЯД

Эй, ки дар зери табъи гардунӣ,
Чанд гӯӣ маро, ки аз дунӣ
Бо чунин ганҷ дар чунин ганҷӣ,
Чӣ гунаҳ ганҷро ту ноганҷӣ.
Ранҷ бо ганҷу заҳмати ноаҳл
Чун буридӣ тамаъ, туро шуд саҳл.
Заҳмати худ зи аҳли аср бикоҳ,
Ҳар чӣ хоҳӣ, зи холиқи худ хоҳ.
Халқро ҷумла сурате ангор,
Ҳеҷӣ, аз ҳеҷ халқ тамъ мадор.
Ҷурми ман андарин чӣ медонӣ,
Чун бидидӣ камоли нодонӣ.
Нарасад дар вилояти дили хеш,
Ҳеҷ беҳавсала ба ҳосили хеш…

## ҲИКОЯТ

Он шунидӣ, ки буд пунбазане,
Муфлису қатлабонш хонда зане.
Гуфташ: эй зан, маро ба нодонӣ
Муфлису қалтабон чаро хонӣ?
Чӣ бувад ҷурми ман, чу бошам ман
Муфлис аз чарху қалтабон аз зан?!
Зиракеро, ки дил нахоҳад ранҷ,
Офият кунҷ беҳ, қаноат ганҷ.

Ҳар кӣ ин кунҷу ганҷ бигзорад,
Кас аз ӯ, ӯ зи кас наёзорад.
З-он ки дар даҳр сагпарастонанд,
Рост, чун муш офати нонанд.
Сад ҳазорон футӯҳ дар як дам,
Ба бар ояд зи одаму олам.
Бе дилу дин аз ин худовандӣ,
Ба худой, ар ту ҳеҷ барбандӣ.
Дур шав з- ин ҷаҳон, ки з-они ту нест,
Чӣ бувӣ они ӯ, ки они ту нест.
Бе ту айём корҳо кардаст,
Чун ту бисёр кас раҳо кардаст.
Пеш аз ин баски буд чархи кабуд,
З-ин сипас бас, ки низ хоҳад буд.
Бар вафои замона кисса мадӯз,
Бигзаронаш ба қут рӯз ба рӯз.
Бар бурοқи сухан нишин пайваст,
Дур бош аз ҳавои говпараст.
Чӣ кунӣ хеш, хешат аллаҳ бас,
Ҳар чӣ з-ӯ бигзарӣ ҳавову ҳавас.
Сидқ беҳ, сидқ маҳрақа яла кун,
Соз киштӣ ба баҳр, дар хала кун.
Заррае сидқ беҳ, ки андар роҳ
Ба ҷуз аз сидқ нест ҳеҷ паноҳ.
Оҳу аз сидқ агар шавад огоҳ,
Шер гирад ба камтарин рӯбоҳ.
Бо қалиле басанда кун дар роҳ,
Чанд аз ин боқилии кирмакхоҳ.
Қавми Мӯсо чу аз буроқи хирад
Дур монданд дар гузаргаҳи бад.
Аз саманди ҳудо гусаста чу чанг,
Рахти идбор баста бар хари ланг.
Аз ниҳоди ниҳоли садсола

Бех бардод шохи гӯсола.
Аз ҳаво инчунин басе бинӣ,
Магасеро чу каргасе бинӣ.
З-он қаноат бизоату хорист,
З-ин шуҷоат шаноату зорист.
Корат он беҳ, к- аз он раҳад оқил,
Унсат он беҳ, к-аз он рамад ҷоҳил.
Синаро ҳамчу чизк соз ҳисор,
З-он сипас бош, гӯ ҷаҳон пурмор.
Синаро ҳар кӣ ҳисни худ созад,
Мулки ҳафт осмон бад-ӯ нозад.
Умр бар марди ғамр чи ф-рӯшӣ,
Дар ҳавову ҳавас чаро кӯшӣ?!
Бо ду чашми пуроб рух ба дул ор,
Хандаи беҳуда ба гул бигзор.
Ки беҳин моя аз раҳи ҷиду ҷадд,
Суннати Аҳмад асту фарзи аҳад.
Тоати эзидӣ бизоатро,
Суннати аҳмадӣ шафоатро…

## ҲИКОЯТ

Он шунидӣ, ки рафт нодоне,
Ба аёдат ба дарди дандоне.
Гуфт: бод аст аз ин мабош ҳазин,
Гуфт: оре, валек сӯи ту ин.
Бод бошад, чу бехабар бошӣ,
Обу оташ чу хок барпошӣ.
Бар ман ин дард кӯҳи пӯлод аст,
Чун ту з-ин фориғӣ туро бод аст.
Чун дилу даст ҳамзабон дорам,
Офият беҳ, чу ину он дорам.
Чижкро чун на теғу на сипар аст,

Сина мар чижкро ҳисори сар аст.
Лоҷарам, з-ин кунад замин шудёр,
Лоҷарам, з-он ҳисор гирад мор.
Ман зи баҳри ту монда андар кунҷ,
Ту лақаб карда мар маро баркунҷ.
Тухм то дар замон намонд се моҳ,
Бар аз ӯ кай хурӣ ба хирмангоҳ?!
Дар зимистон се маҳ биёсояд,
Пас баҳоре чунон биорояд.
Ман, ки дар хона худ чунин бошам,
Аз паи хони аҳли дин бошам.
Чун ҳаме хони дониш ороям,
Кай зи матбах ба сӯи боғ оям.
Кам аз он к-аз ту рух ниҳон дорам,
Мурдаи нафсро равон дорам.
Аз бало ҷанҷ аз он напардозам,
То туро кунҷи офият созам.
То дилам чун биҳишт нур диҳад,
Нур танҳо на, сад сурур диҳад.
З-он ҳаме дар ба рух фароз кунам,
Тот сад дар зи ақл боз кунам.
Набувад низ гирди ҳар кулба
Хонаву кӯйгард чун гурба.
Балки марди сухан ба ҳар ҷое
Чун занон кам ҷаҳад ба ҳар пое.
Ҷони гӯянда чун накӯ гӯяд
З-оби ҷон рӯи дил ҳамешӯяд.
Бешаи назмро чу шер бувад,
Ҷон на з-ин чор табъ чир бувад.
Худ маро нест бе ту заҳраву бас
Хирарӯию бехудӣ чу магас.
Чун на мардони тамъу пархошам,
Хораро хира хир чи т-рошам.

Гӯрхар чун надод касро даст,
На зи полону ранҷи бор бираст.
Гарчи шуд з-аҳли рӯзгор ҷудо,
Чи кам аст охир аз магас анқо.
Сусморе, ки фориғ аст аз об,
Чи сари об назди ӯ чи сароб.
Ту маро гӯӣ, эй хари танноз,
Сӯи даргоҳи ин бузургон тоз.
Накунӣ хидмат ин бузургонро,
Сахт беҳурматӣ дилу ҷонро.
Кай шавад сӯи лоҳӣ аллоҳӣ,
Ошиқе то ба кай шавад моҳӣ.
Зол чун модагов бигзорад,
Кай сипоси сабӯс бардорад.
Боғи дину хирад бувад хилват,
Пардаи неку бад бувад хилват.
Ҳар кӣ хилват гузид, роҳат дид,
Хилват омад муродро чу калид.
Боз дорад ба хоса баҳри вараъ,
Кӯҳнаи нав туро зи нанг тамаъ.
Зидд бо зидд ёр чун бошад,
Уштури бе маҳор чун бошад.

## ДАР ВАСФИ БЕТАМАЪӢ ВА ХЕШТАНДОРИИ ХУД ГӮЯД

Ман на марди зану зару ҷоҳам,
Ба худо ар кунам вагар хоҳам.
Гар ту тоҷе диҳӣ зи эҳсонам,
Ба сари ту, ки тоҷ настонам.
З-он ки чун тавқи миннатат бикашам,
Луқмаи хони неъматат начашам.
Набувам баҳри тамъ мидҳатгӯй,

Ин наёбӣ зи ман, ҷуз аз ман ҷӯй.
На куҳан хоҳам аз касеву на нав,
Нек донад зи хӯи ман Хусрав.
Накунам ҷуз туро сано, чӣ кунам?
Кори худ кардаам, баҳо чӣ кунам?
Модари Мӯсиям, ки аз шоҳам,
Шири фарзандро баҳо хоҳам.
Дили ман ҷуст аз ин сарои маҷоз,
Аз ниёзи хирад, на аз сари ноз.
Ҷуста баҳри саломати танро
Сар гиребону пой доманро.
Марди хурсанд кам пазирад чиз,
Шер чун сер шуд, нагирад чиз.
Машнав аз шабпарак ҳикояти х(в)ар,
Гирди дарё баройу нилуфар.

## ҲИКОЯТ

Айюҳаннос, рӯзи бешармист,
Навбати шӯхию камозармист.
Одату расми рӯзгор бад аст,
Хоса бо он, ки хосаи хирад аст.
З-он ки аҳли замона ноаҳланд,
Шаҳнаи зулму қозии ҷаҳланд.
Ҳар киро рӯзгор масхара кард,
Номаш андар миёни мо сара кард.
Ҷуз ба риндию ҷуз ба қаллошӣ
Хурраму шодмон ту кай бошӣ.
Дониш омӯзию ҳунар варзӣ,
Назди ин мардумон ҷаве н- арзӣ.
Қиммату қадру ҷоҳи ин айём
Аз қафо дону хандаву дашном.

Марди озода хастаи чарх аст,
Нони озода бар дигар нарх аст.
Андар ин тангошён, ки манам,
Дар ғами обу нону пираҳанам.
Бехабар з-он, ки модари гардун
Кафанатро ҳамезанад собун.
Пешаи чарх мардумозорист,
Санъати рӯзгор хунхорист.
Шери гардун чу гурба дорад кеш,
Хурад аз меҳр хуни баччаи хеш.
Малакулмавт дода дар бандон
Ҳусни умри турову ту хандон.
Охир аз лола чанд омӯзӣ
Дилсиёҳию чеҳраафрӯзӣ.
Ҳеҷ аз ҳодисот н-андешӣ,
Кай кунад бо ту як замон хешӣ.
То ту дар банди зарқу талбисӣ,
Дар сақар ёри ғори Иблисӣ.
Даст аз рангу бӯи даҳр бидор,
Чанд ҷӯӣ чу каргасон мурдор.
Ҳамчу анқо зи халқ узлат гир,
Тот накшанд дар қафас ба заҳир.
Чанд гӯӣ чу тӯтӣ аз ҳар дар
Сухан андар қафас ба сӯи шакар.
Ман, ки бар гулбуни сухан шабу рӯз
Булбулонро кунам навоомӯз.
Чун шутурмурғ дар биёбонам,
Буд аз санги тофта нонам.
Боз агар нестам чи бок бувад,
Қути ҳар дил зи ҷони пок бувад…

## ДАР ШАРЪ ВА ШЕЪР ГӮЯД

…Гар зиям баъд аз ин, нагӯям ман
Дар ҷаҳон бешу кам ба назм сухан.
Нотамомии ақл будастам,
Хештанро биёзмудастам.
Эй касоне, ки аҳли Ғазнинед,
Бар сари хок чун, ки биншинед.
Ҳарзаву беҳуда напардозед,
Нафт дар хирманам маяндозед.
Зоҳири он чӣ гуфтаҳои ман аст,
Васфи нақши хати худои ман аст.
Ту маҳонаш ғазал, ки тавҳид аст,
Ботинаш ваҳйу ҳамду тамҷид аст.
Гар тавонед, гаҳ-гаҳам ба дуо
Ёд доред меҳтару барно.
Ки биёмурзаш, эй худои хабир,
Узри тақсирҳо аз ӯ бипазир.

# ТАРҶУМАҲОИ ҶУМЛАҲОИ АРАБӢ АЗ МУҚАДДИМАИ ДЕВОН

— Минҳу бадаъа ва илайҳи Яъуд — даъват аз уст ва бозгашт ба сӯи ӯ.
— Малъун ман акала ваҳдаҳу — малъун касест, ки ваҳдати худро мехурад.
— ал-милод заъиф-ул-иснод — иснoди милод заиф аст.
— инна мин аш —шеъри ҳикма — дар ҳақиқат аз шеър ҳикмат бармеояд.
— аш-шеъру мизомир ул-иблис — шеър соҳаи Иблис аст.
— Лиан ятамалли ҷавфа аҳадакум қайҳан ҳатто яроҳу хайрун лаҳу ман ан ятамали шеъран — барои он ботини ҳар яки шумо ба фасод пур мешавад, ҳатто шахсе, ки ботини ӯ аз шеър саршор аст, онро хубтар мебинад.
— ва лам арафа уюбу н-носи шайъан — аз айбҳои мардум чизеро намедонад.
— ка нуқсил-қодирина алат — тамом - ва ҷуз нуқси тавонгарон ба тамом.
— ман тафаккара фил ақибати лам яшҷаъ — касе, ки оқибати кореро андеша намекунад, шуҷоътманд нест.
— инна сабаб на-л-моа сабб — дар ҳақикат ҷорӣ намудем оби ишкро.
— баъд-ат-тааб — пас аз хастагӣ.

# ТАРҶУМАИ ТАРКИБҲО ВА ҶУМЛАҲОИ АРАБӢ АЗ ҚАСОИД

— мин латоифи анворуҳу – аз латоифи анвораш
— ва айзан лаҳу – боз ба ӯ
— лака-л-ҳамду лака-ш-шукр – ҳамду шукр бод ба ту
— ва лаҳу фи тавозӯъи аҳли-л-ҳаққ – ва ӯро дар васфи хоксории аҳли ҳақ
— ҳал ато – оё дод?
— Ка-л-барқ фи-д-дуҷҷияти ва-ш-шамс фи-з-зуҳо – ба монанди барқ дар зулмот, офтоб дар сапедадам
— Мо буссати-л-ҷиболу ва иншаққата-с-само – Вақте ки кӯҳ талқон шаваду осмон пора-пора
— Пас аз нури улуҳият биллоҳ оӣ аз илло – Пас аз нури илоҳият ба худо, ки оӣ аз ҷуз (илло)
— Раззиқнӣ ва ваффиқнӣ – ризқамро бидеҳу ёрдам бидеҳ
— Омманнову саддақно – имон овардем ва бовар кардем
— Ло таъҷалак – шитоб макун
— Инно сабабно моъу-с-сабб – равон кардем обро мо
— Баъд ут-тааб – баъд аз хастагӣ
— Ал-мадҳу фиҳи қад ваҷаб – мадҳи ӯ воҷиб аст
— Ал-миннату лиллаҳ – миннаташ худойро
— фи-ғазви-н-нафс ва маҳалли р-рӯҳ – дар шикасти нафс ва озодии рӯҳ
— қул ҳува-л-лоҳу аҳад – гӯӣ, ки худо ягона аст
— иёка наъбуд – ба ту ибодат мекунем
— дуна ал-қиблатайн – назди ду қибла (яъне Байт ул-Муқаддас) (Иерусалим ва Мака)
— Кон-ул-каъса маҷриҳал-ямин - Ҷом ба тарафи рост мерехт

— Кон-ул-каъса маҷриҳам – шимол - Ҷом ба тарафи чап мерехт
— наҳну ғолибу – мо ғолибем
— куллу ман алайҳо фон – ҳар кӣ дар рӯи он (замин) аст, фонист
— ана аввал – ман аввал
— ана-л-ахир – ман охир

# ҲАДИҚАТ-УЛ-ҲАҚИҚАТ

— Ваҳдаҳу ло шарика лаҳ – ӯ ягонаест, ки шарике нест ӯро.
— Воҳиб-ул-ақлу мулҳам ул-албоб Мунши-ун-нафсу мабдаъ-ул-асбоб – Атокунандаи ақлу илҳомдиҳандаи хирадҳо Тарбиятгари нафсу мабдаи сабабҳо
— Устуво ала-л-аршӣ – маркази гунбади фалак (ишора ба ояти Қуръон)
— Язалҳу-л-лоҳ – худо фарорад (нозил кунад)
— Ат-тамсил фи шаъни мон кона ҳозиҳи – тамсил дар боби оне ки
— аъмо ва ҳува фи-л-охирати аъмо – Кӯр дар охират ҳам кӯр мемонад
— фасл фи Инна-л-истивоъа маъқул ва кайфията мазҳули – фасл дар боби баробарии хирадманд ва кайфияти ҷоҳил
— ат-тамсил фи асҳоби таманно ас-сиво – тамсил дар боби асҳобе, ки хостори баробарианд
— фи-л-ҳифз ва-л-муроқаба – дар ҳифзу муроқаба
— ат-тамсил фи қавми йаътуна аз-закот – тамсил дар бораи қавме, ки закот медиҳанд
— фи-л-ҳикма ва сабаби ризқ-ур-розиқ – дар ҳикмат ва сабаби ризқи розиқ (худо)
— кул ҳаниан – хӯр бо иштиҳо
— аҳсан-ул-холиқин – беҳтарини холиқҳо
— фи-л-ҳидоят – дар ҳидоят
— фи-л-муҷоҳида – дар боби ҷаҳд кардан
— кулла мин алайҳо фон – ҳар он ки дар рӯи он (замин) аст, фонист

— ат-тамсил фи қавм янзуруна биайни ал-аҳвол – тамсил дар боби қавме, ки бо чашми аҳвол менигаранд
— Ат-тамсил фи аллазӣ ҳува иутъани ва ясқин - тамсил дар бораи оне, ки таъна мекунад.
— ал ақл султон ул-халқ ва ҳуҷҷат-ул-ҳақ-ақл подшоҳи мардум ва далели ҳақ аст.
— фи-таъзими қадриҳи (таъзими) – дар боби паст кардани қадраш
— ат-тамсил фи-р-руъё ва таъбируҳо ва ҳува самонуна руъёу аҷибун тамсил дар боби хоббинӣ ва таъбири он ва он иборат аз 80 хоби аҷиб
— ман омана битоати фақад хасара хусронан мубинан – касе, ки ба тоати ӯ даромад шикастҳои яқин хоҳад дод.
— мин зуҳди фи-д-дунё ваҷад мулкан ло ябло – аз зуҳдии индунёӣ, ки мулки заволнопазирро ёфт
— ли-л-лаҳи даррака – хайри худо бод ба ту
— борака оллоҳ умрак – ба умрат баракат диҳад худо
— ат - тамсил фи зӣ ҳува йаътинӣ ва ясқинӣ – тамсил дар боби оне, ки медиҳад (мехӯрад) ва мепӯшонад
— боби 5 фи-л-ҷоҳил юзанни-л-олим – боби 5 дарбоби ҷоҳиле, ки худро олим мешуморад
— ман арафа нафсуҳу фақад арафа раббуҳу - он кӣ худро шинохт худои худро шиносад.

# ЛУҒАТҲО

адҳам — тира; аспи сиёҳ; киноя аз шаб.
акҳал — чашми сурмагун; раги даст.
алвон — ҷамъи лавн, яъне ранг.
амуд — сутун; гурз.
анбоз — шарик, монанд.
арқам — мори бадзаҳр.
асбаъин — ангуштон.
асомӣ — ҷамъи фасод.
ахзар — сабз; нилгун, киноя аз осмон.
ашҳаб — хокистарранг.
аъвар — одами якчашм.
аъмо — нобино.
аҷз — нотавонӣ.

барбатӣ — барбатнавоз.
басал — пиёз.
басиҷ — майл кардан, равона кардан.
басит — содда.
батар — такаббур; носипосӣ; шодии зиёд аз неъмат.
батӣ — сустӣ.
бил — биҳил, бигзор.
беҷода — навъе аз ақиқ; каҳрабо
бир — некӯӣ, бахшиш
ботил — ғайраҳақ, нодуруст.
бошгуна — вожгуна, чаппа, нодуруст.
бук — фиреб
буқъа — сарой, хона.
буроқ — аспи афсонавие, ки тибқи ривоят пайғамбар Муҳаммад (с) бо он шаби меъроҷ ба осмон рафтааст.
бӯъд — дурӣ, киноя аз ҷаҳони моддӣ.
буқ — шайпур; шохи миёнтиҳӣ.

воҳиб — бахшанда.

газоф — беҳуда.
гозур — либосшӯй.
гуво — шакли кӯтоҳи гувоҳ.

данё — паст, сифла.
даҳбат — даранг, таъхир, сустӣ.
дижам — ғамгин.
дувол — тасмаи чармӣ; фиребу найранг.
дулм — обила.

жарф — амиқ.

занбил — сабад.
зардун — зармонанд
зарсиголӣ — дар андешаи зар будан, зар гумон кардан.
зарқ — макру ҳила; зарқу барқ — дабдаба.
заъф — сустӣ, нотавонӣ.
зиғн — кина

инод — ситеза; баҳсу ҷидол.
Ироқ — соҳили об; номи кишвар; номи мақоме аз «Дувоздаҳ мақом».
истисқо — бемории обхӯра.
иттилоъ — огоҳӣ.
ифтиқор — қашшоқӣ, ниёзмандӣ.
иқол — пobанд, банд.

кавн — олами моддӣ.
карб — ғам
каррубиён — фариштагон, малоика.
кеҳ — хурд.

кинтуз — киначӯй.
кунҳ — моҳият, асл; поён.
кӯтвол — қалъабон.

лафиф — нозук, нарм.
лағвпареш — беҳудагӯй, сафсатагӯй.
лаҳвандеш — ишратпараст, айёш.
лӯълӯ — марворид.

мавкиб — гурӯҳи савора ва ё пиёдаи подшоҳ, гала, рама
малакут — олами фариштагон
малас — ширинтурш, нордон
манқулот — нақл кардашудаҳо
маъод — ҷои бозгашт; маҷозан охират
марҷаъ — ҷои бозгашт
масрӯъ — гирифтори бемории саръ (эпилепсия)
массоҳ — андозакунанда
мастур — пӯшида
масқул — сайқал додашуда
матбахӣ — ошпаз
мафраш — чизи густурданӣ, намад
махрут — конусшакл
машима — пардае, ки тифл дар батни модар дар он қарор дорад
музавварнавис — нависандаи қалбакӣ, дурӯғнавис.
мушкӯ — бутхона; ҳарамсаро; болохона
маъбуд — чизе, ки ба ӯ ибодат кунанд, маҷозаи дӯстдошта
маъзул — азл шуда, дуршуда;
маълул — аз амал дуршуда; натиҷа
мағоқ — пастӣ; чуқурӣ
мақар — ҷойгаҳ
мақрун — наздик, пайваста

маҳор — лигоми уштур
маҳсуд — дучори ҳасадшуда
маҳҷуб — пӯшида, пинҳон
меҳ — бузург
меҳроқ — сӯзон; сӯзонанда
мизмара — майдони пойга
милкат — мулк
мистар — коғазе, ки ба ивази хаткаш хидмат мекунад
муқирр — иқроркунанда, эътирофкунанда
муайид — дастгиркунанда, таъйидкунанда
муаттал — бекоршуда; бенаво, бечора
музаввар — бардурӯғ, қалбакӣ
музмим — торик, тира
мукрим — соҳибкарам, бахшанда
мулҳам — илҳомгирифта
муназзаҳ — пок
мунбасит — паҳншуда, густурда; шоду хуррам
мунофиқӣ — дурӯягӣ
муншӣ — котиб, дабир
мунқатеъ — қатъшуда
мунҳадим — маҳвшуда
мураффаҳ — осуда; розӣ, хушдил
мусин — куҳансол
мусир — давлатманд
муставлӣ — истилокунанда, ғолиб
мустаид — соҳибистеъдод; мач. Сазовор
мустаманд — андӯҳгин; оҷиз ва бечора
мустағос — касе, ки аз ӯ ёрӣ хоҳанд
мустаҳисс — барангезанда; сунъи мустаҳис-офаридаи Худо
мустаҳил — муҳол; ноҳақ гиранда
муташобеҳ — ба ҳам монанд
мутталеъ — огоҳ

мухаддар — чизҳои нашъадиҳанда (мас.: афюн, банг)
мушаъбидӣ — найрангбозӣ
муқайяд — гирифтор, побанд
муқирр — иқроршаванда.
муқтадо — пешво.
мӯҳдас — офаридашуда.
мӯҳрақа — оташгирифта, сӯхта.
муҷовир — ҳамсоя.
мӯътакиф — гӯшанишин.
мӯътӣ — бахшанда.
мӯҳдасот — ҷамъи мӯҳдас.
мӯҳдисӣ — пайдо шудан, офарида шудан.
мӯхтадӣ — ҳидоятшаванда.

надаб — гиря кардан, марсия хондан
нажанд — ғамгин, парешон, афсурда.
нафира — фарёд, садо, ғавғо.
наът — мадҳ, ситоиш, васфи сифатҳои накӯ.
нисён — фаромӯшӣ.
нифоқ — дурӯӣ, макр.
новак — тир.
ноиб — муовин, вакил.
нузул — поин омадан.
нӯвол — ато, бахшиш

оздод — ҷамъи зид.
охта — кашидани теғ аз ғилоф; берун овардан.
охшиҷ — ҳар як аз чаҳор унсур (об, бод, оташ, хок).
падром — ороста, хуррам.
палос — макру ҳила.
парвора — хонаи тобистонӣ, болохона.
пилвар — саргин; касе, ки чизҳои атторӣ фурӯшад.
пойбоз — раққос.

рабб — парвардигор, худованд
раъб (руъб) — тарс, бим
рағм — ба хорӣ нигаристан; баръакс, барқасд.
рақиқ — нозук; соф, маҷозан нармдил.
раҳин — ба гарав мондан.
раовӣ — чӯпонӣ
ревос — фиребу найранг.
риҷоъ — умедворӣ.
розиқ — ризқдиҳанда.
ривоят — байрақ, ливо.

савлат — хашм, ғазаб, ҳайбат, тавоноӣ.
савмаа — ибодатгоҳи насрониён, маҷозан хонақоҳ.
саир — оташи баланд; дӯзах.
самар — мева; торикии шаб.
сарир — ҷойгаҳ, бистар.
сатарван — беҳосил; безурёт.
сафро — талха; зардча, яроқон.
саффин — номи мавзее дар самти Машриқ будааст.
саҳв — ҳушёрӣ дар тасаввуф бидуни мастӣ (сукр) ба мушоҳидаи ҳақ расидан
сағба — фирефта, шефта.
сақар — дӯзах.
сақат — вайрон; ноқис; маҷозан носазо ва дашном.
сибр — каронаи чизе, бузургии чизе; абри сафед.
сиголидан — фикру андеша кардан; машварат, бад гуфтан.
сипанҷ — нопойдор, гузарон.
сисанбар — гиёҳи хушбӯй, чун наъно.
ситом — лаҷом.
солус — риё; риёкор, фиребгар.
Сомирӣ — номи асотирист. Дар замони Мӯсо гӯё гӯсолаеро аз тилло сохта, як идда уммати Мӯсоро ба ин сеҳр ба

тарафи худ кашид ва ба дуои Мӯсо ба дарде гирифтор шуд ва аз шаҳр берун ронданд.

сукр — мастӣ; дар тасаввуф ҳолати бегонагӣ аз худ дар натиҷаи мушоҳидаи оламИ рӯҳонӣ.

сунъ — эҷод ва офариниш.

сутӯҳ — ба танг омадан; безор кардан.

тавл — ресмони дароз, ки пои чорворо банданд.

тавоф — зиёрат кардан, гирди чизе гаштан.

тавсан — аспи саркаш; якрав, саркаш.

тавқ — гарданбанд.

тавҳид — ягонагӣ; эътиқод ба ягонагии худо.

такаллуф — саъю кӯшиш; мурсати зиёд ва сохта.

тамҳид — муқаддама; омода кардан.

танзеҳ — пок кардан; покдоманӣ.

танноз — пурноз; дилрабо.

таррор — дузд, кисабур; маккор.

тавсият — мураттаб кардан.

танқият — пок кардан

тасреҳ — равшан кардан

тахайюр — ҳайронӣ, тааҷҷуб.

таҳвил — аз ҳоле ба ҳоле гузаштан; тарсондан.

таҷаллӣ — ҷилва кардан; тобиши нури илоҳӣ.

Толут — аввалин подшоҳи қавми бани Исроил

тамат — суханони беҳуда, лофу газофи сӯфиён.

турбат — хок; маҷозан мақбара, қабр.

туғро — сархати фармони шоҳон; фармони шоҳ.

узла — дӯшизагӣ.

усоир — ҷ. усора, яъне шира.

устуво — баробарӣ, марказ.

укда — гиреҳ; маҷозан мушкилӣ, ғаму андӯҳ.

фаёвор — шуғли кор.
фарнос — ғофил ва нодон.
фатим — кӯдаки аз шир ҷудо шуда.
фатир — зуд ба дастоянда, зудрас.
фариқ — тоифа; гурӯҳ.
финдиқ — як навъ мева.
фақаъ — фахру лоф.
фоил — кунанда, омил.

хабиб — палид, разил, бадкирдор.
хасм — душман.
хасон — дар баъзе абёт ба маънои ашхоси паст.
хатир — бузург, муҳим.
хилт — омезиш.
хитта — вилоят, мамлакат.
хозин — хазинадор; навъе аз паррандаҳо.
худъа — фиребу макр.
хулқон — либос, ҷома.

чалипо — салиб; маҷозан зулфи каҷ ва хамида.
чаркор (чаргар) — сурудхон; имом.
чарғ — мурғи шикорӣ.
чах — ситеза.
чаковак — як навъ мурғи хушовоз.
чокарӣ — хидматгорӣ.
чуст — чобук.

шаранг — айёр ва раҳзан.
шарён — раги хунгард.
шахш — кӯҳна.
шахшидан — лағжидан.
шақоват — бадбахтӣ.
шағаб — нооромӣ, шӯриш.

шаҳна — посбони шаҳр.
шеб — нишеб.
шигарф — аҷиб, шавқовар; боҳашамат, қавӣ.
шикебоӣ — тоқат, сабр кардан.
шиқоқ — мухолифат; нифоқ.
шурб — нӯшидан; нӯшоба.

эътизол — гӯшанишинӣ; аҳли эътизол — пайравони мазҳаби мӯътазила.
эҳтишом — шукӯҳ, ҳашамат; маҷозан кибру ғурур.
эҳтиҷоб — дар парда шудан, махфӣ шудан.
эҳтиҷоҷ — ҳуҷҷат овардан.

янзалуллоҳ — худо нозил карда.
яҷуз — иҷозат медиҳад.
яқин — возеҳ, бешак; бовар.

ғад — фардо.
ғадир — кӯл, оби ҷамъшуда.
ғаммоз — хабаркаш.
Ғотфар — номи маҳаллае дар Самарқанд, ки сарви он ҷой ба зебоӣ машҳур будааст.
ғирев — ғулғула, нолаву фиғон.
ғолия — таркиби хушбӯй аз мушку анбар ва ғайра.
ғофир — афвкунанда, омурзанда.

қабо — либоси дарози рӯйпӯш.
қайюм — устувор, абадӣ; як номи худо.
қаллошӣ — айёшӣ, беномусӣ.
қамр — ғолиб шудан дар қимор
қассис — рӯҳонии масеҳӣ, кашиш
қаъд — нишастан.
қидом — қадимӣ.

қадимат — қадимӣ.
қиргун — сиёҳранг.
қоҳир — қаҳркунанда; маҷозан ғолиб.

ҳаббазо — офарин, марҳабо.
ҳавос — ҷамъи ҳоса, ҳисси инсон.
ҳай — зинда.
ҳараҷ — тангӣ, гирифторӣ; хирагии чашм.
ҳарза — беҳуда, ёва.
ҳарун — саркаш.
ҳашв — пур кардани абраву астар аз чизе; сухани барзиёд.
ҳадқ — гард фурӯ гирифтан аз чашм, назар ба чизе кардан.
ҳирмон — маҳрумӣ, бенасибӣ.
ҳирқа — сӯзиш, сӯхтан.
ҳиҷоб — парда.
ҳиҷомат — хун кашидан ба воситаи шохи гов, қоруқ.
ҳорут — номи фаришта.
ҳуввият — шахсият; моҳият; айният.
ҳулв — ширин, лазиз
ҳурмос — аҳриман.
ҳусом — шамшер.

ҷабарут — бузургӣ ва азамат.
ҷалла — бузург ва аъло (сифати худо).
ҷалол — бузургӣ, азамат.
ҷилф — ҷафокунанда.
ҷалӣ — равшан, возеҳ.
ҷанибат — асп.
ҷарод — малах.
ҷарр — кашиш.
ҷасим — фарбеҳ.

